# Дебоча

**Бисмиллоҳир Раҳмонир Раҳим**

***Ошноёни раҳи ишқ дар ин баҳри амиқ,***

***Ғарқа гаштанду нагаштанд ба об олуда.***

Арвоҳи муқаддас ва мутаолии баргузидагон ва авлиёи илоҳӣ, ин кабӯтарони ҳарими малакут ва андалебони гулшани лоҳут, ки аз олами амр ва қурби ҷивори маҳбуби азалӣ дар тангнои олами табъ ва сарочаи таркиб афтода ва дар ин домгоҳи меҳнатзои носут гирифтор омадаанд, пайваста ба монанди най аз найистон ҷудо гашта, дардмандона аз синаи сӯзон нолаи иштиёқ бармеоваранд ва дар ин ғарибистон аз дурии ёр ва диёр шиква оғоз мекунанд. Ин ҷонҳои орзуманд, парвозкунандагони гулшани қудс, ҳамвора азми он доранд, ки ин тахтабанди танро ба ҳам даршиканананд ва аз ин домгоҳи ҳодиса пар кушоянд ва ба марҷаъ ва манзили нахустини худ, яъне ҷивор ва қурби рафиқи аъло бозгарданд ва дар ҷойгоҳи сидқ, назди малики муқтадир мақом гиранд, ки гуфтаанд:

***Ҳар касе кӯ дур монд аз асли хеш***

***Боз ҷӯяд рӯзгори васли хеш***

Дар васфи ин муҳиббон, имоми орифон ва муқтадои муваҳҳидон, Алӣ алайҳиссалом фармуд: «Агар аҷали маҳтум ва вақти муайян набуд, ки Худованд бар онон муқаддар ва муқаррар фармудааст, равонҳояшон як чашм бар ҳам задан дар танашон ором намегирифт». Ин шефтагони ҷамоли мутлақ вақте ба дарди маҳҷурӣ мубтало гарданд, бо истимдод аз ҷазабот ва иноёти ҳазрати Ҳақ ва бо тасфия ва тазкия ҳуҷубро (пардаҳоро) яке пас аз дигарӣ аз миён бармедоранд ва ба сайри илаллоҳ мепардозанд ва бо таҷаллии анвори ваҳдат аз қайди касрат

раҳо мешаванд, то ба мартабаи шуҳуди Ҳақ расанд ва ба мақоми ҷамъ баъд аз фарқ ноил оянд.

Ва аммо зубдагоне, ки баргузидагони ҳазрати дӯстанд, аз ин мартаба фаротар мераванд, зеро онон дар ниҳояти мароҳили сулук ба сайри «миналхалқи илалхалқи билҳақ» мепардозанд. Яъне, ин восилон ва мунтаҳиёнро таклиф ва рисолате аст, то мардумонро ба сӯи мабдаи мутаол ва камоли асмои ҷамол раҳнамун гарданд. Инҳо маъмуранд, то аъломи ҳидоятро барафрозанд ва маолими иршодро барпо доранд ва халқро аз торикиҳои ҷаҳл ва гумроҳӣ ва даракоти истизъоф ва ситам бираҳонанд ва ононро ба мақом ва ҷойгои саодат ва сарманзили саломат роҳбар шаванд. Аз ин рӯ кори ин баргузидагон саъб ва душвор аст, зеро аз сӯе майли дилашон мутаваҷҷеҳи маъбуд ва маҳбуби хеш аст ва муштоқи васли мудом ва аз сӯе ба халқ машғуланд ва аз давоми васл маҳрум. Анбиёи изом ва авсиёи киром ва ворисони мақоми он бузургворонро чунин ҳолате аст. нақл аст, ки Паёмбари Акрам (с) чун зиёд ба кори халқ мепардохт ва аз ин роҳ эҳсоси қабз ва гирифтагии хотир мекард, аз паи раҳоӣ аз ин кудурат ва малол, Билолро мефармуд: «Эй Билол бархез ва барои намоз овоз деҳ ва моро роҳат ва осуда соз». Ва аз ин малолат боз раҳон.

Авлиёи илоҳӣ, ки ворисони мероси анбиёанд ва ноибони мақоми вилоят, чун ба иқтизои вазифа ва таклифи хеш аз паи роҳнамоии халқ қиём кунанд, аз файзи халвати ҳузур ва шуҳуд бозмемонанд, аз ин рӯ чашм ба роҳ ва дар паи фурсатанд, то бори дигар ба ҳазрати дӯст боз оянд ва оинаи дилро бо сайқали зикр ҷало бахшанд, ҳар чанд ки ин муқимони кӯи муҳаббат дар буҳбуҳаи иштиғол ба умури зоҳир ва

ҳаллу фасли кори халоиқ боз дилашон аз зикри Худо ва наҷвои бо ӯ ғофил ва фориғ намемонад.

Имом Хумайнӣ саломуллоҳи алайҳро низ чунин ҳолате буд. Ӯ дар ҳамон ҳол, ки дил аз гарди ҳар гуна таваллуқе пардохта буд, бори сангини рисолат ва раҳбариро ба дӯш мекашид ва худро мукаллаф медид, то аз паи раҳоии халқ наҳзати азим ва қавибунёне поярезад, то магар Худои олам онро ба инқилоби оламгир мунтаҳӣ гардонад, он чунон ки асоси дерпои низоми ҷавр ва фасод дар ҷаҳон аз реша барафтад ва бори дигар фурӯғи ҷонфазои тавҳид карон то карони гетиро равшан созад ва адл ва озодӣ ва баробарӣ ва бародарии имонӣ чеҳраи афсурдаи оламро равнақ бахшад. Имом, гоҳ ки аз ин вазифаи сангин фароғате меёфт, дар халват ва вақтҳои хос ба ёрии суханони мавзун обе бар оташи дарун меафшонд ва бо забони шеър ҳадиси дарди фироқро бо дилдори ягона бозмегуфт. Ҳазрати Имом ҳаргиз сари шеър ва шоирӣ надошт ва худро ба ин пеша саргарм насохта буд. Он ошиқи содиқ ҳар гоҳ аз адои вазифа ва рисолати худ фароғате ҳосил карда, шарҳи дарди маҳҷуриро дар қолаби алфоз ва калимоти мавзун бар варақпорае рақам задааст. Мақсади ӯ шеър ва шоирӣ набуд, балки шеър низ аз ҷилваҳои рӯҳи баланд ва мутаолии ӯ буд. Шеъри ӯ ба манзилати «Эй Билол! Моро осуда намо» аст. Шеъри ӯ наҷвои ошиқона, рӯҳи ҳаяҷонзада ва бетобӣ аст, ки дар халвати танҳоӣ бо ба коргирии калимот рози дили дардманди худро бо маҳбуб боз гуфта ва бо маъбуд ба розу ниёз пардохтааст. Ӯ қофияандеш набуда ва ба гуфтаи Мавлоно ҳар гоҳ хун дар даруна ш ҷӯшиш кардааст, аз шеър ба он ранге додааст. Он бузург худ дар боби шеъргӯии худ фармудааст:

**Бояд ба ҳақ бигӯям, ки на дар ҷавонӣ, ки фасли шеър ва шуур аст ва акнун сипарӣ шуда ва на дар фасли пирӣ, ки онро ҳам пушти сар гузоштаам ва на дар ҳоли арзалилумур, ки акнун бо он даст ба гиребонам, қудрати шеъргӯӣ надоштам.**

Оре, шеъри Имом маҳсули ҳолати истиғроқ ва мавлуди фанои дар субуҳоти ҷалол ва ҷамоли ҳазрати Ҳақ аст ва натиҷаи шуҳуди лиқои дилдор.

***Ҳар дам аз рӯи ту нақше занадам роҳи хиёл,***

***Бо кӣ гӯям, ки дар ин парда чиҳо мебинам.***

***Кас надидаст зи мушки хутану нофаи чин,***

***Он чӣ ман ҳар саҳар аз боди сабо мебинам.***

Чунин шеъре, ки мавлиди чунон ҳолате аст, тавре аст варои таври мутадовил ва марсум миёни шоирон. Чунин сухане мумкин аст гоҳе дар он бархе таъқидҳо ва удул аз порае мавзунҳои марсуми забон, машҳуд гардад. Бинобар он чӣ гуфта омад, набояд онро бо меъёрҳои роиҷ миёни адибон ва шоирон санҷид, инҳо шеър нест, балки гудозаҳои дили сӯхта ва шӯълаҳои ҷони савдозадае аст, ки бе ҳеҷ тақайюд ва таклуфе гаҳ-гоҳ аз даруни оташфишони дили он пир ва мурод фаварон карда ва дар қолаби алфоз шакл гирифтааст.

***То ки мустағрақ шудам, дар қаъри баҳри бехудӣ,***

***Сар ба сар дарё шудам, на ҷӯӣ монду на ғадир.***

Аммо осори манзуми он ҳазратро вуҷуҳе аст, ки метавонад баъзе аз он дар ин маҷол мавриди баҳс қарор гирад, аз қабили таъбирҳо ва истилоҳот ва сабку шеваи онҳо ва таъсир аз шоирони пешин ва орифони мутақаддим. Ва монанди ин ановин, ки баҳси тафсилӣ дар ҳар як маҷол ва фурсати густардае металабад, ки ин мақомро ҷои он нест.

Аз ин рӯ, ба илзом ва зарурат ба мурури иҷмолӣ ва сайри гузаро дар ин бора басанда мекунем.

Таъбирҳо ва истилоҳоте, ки дар осори ҳазрати Имом омадааст, ҳамонҳост, ки орифони шоир ва шоирони ориф дар ашъори худ овардаанд. Орифони восил маониеро, ки дар аҳволи мушоҳида ва воридоти қалбӣ ёфта ва ба завқи ҳузур озмудаанд, дар қолиби алфоз ва ба сурати рамз ва истиора баён мекунанд, зеро он мушоҳидот ва ёфтаҳо ба баён дарнамеояд ва он маониро дар калом наметавон гунҷонд:

***Маонӣ ҳаргиз андар ҳарф наояд,***

***Ки баҳри Қулзум андар зарф наояд.***

Бинобар ин, онон ҳар гоҳ аз он ҳолот ва мақомот ва аз он ҳақоиқ ва маориф хабар диҳанд, онро дар ҷомаи ишора ва рамзу истиора дармепӯшонанд, чунон ки ҷуз арбоби шуҳуд ва ошно ба мақомоти онон дигарон чизе аз он дарнамеёбанд. Ва чи басо ки бегонагон он мақомотро бар хилоф хонанд ва ба ғалат афтанд.

***Истилоҳотест мар абдолро[1],***

***Ки хабар набвад аз он ғаффолро***

Барои дафъи таваҳҳумот ва табйини румуз ва киноёти ин суханон аст, ки дар шарҳи ин маориф китобҳо нигошта ва рисолаҳо пардохтаанд, то толиби ҳақ бо руҷӯъ ба онҳо мурод аз он истилоҳотро дарёбад. Дар ин маънӣ Файзи Кошонӣ гӯяд:

**Чун мухаддироти маориф ва ҳақоиқ ва пардагиёни маонӣ ва дақоиқ аз он пӯшидатар аст, ки ба воситаи вазъ ва далолати алфоз мутасаддии изҳори он тавон шуд, лоҷарам ба дастёрии амсол ва ашбоҳ дар ибрози он кӯшида ва ҳар ҳақиқатеро ба исми яке аз**

---

[1] Абдол: мардони Худо ва шарифу солеҳ.

**махсусот, ки муносибате бо ӯ дорад таъбир мекунанд, монанди «рух», «зулф», «хат», «хол», «чашм», «абрӯ», «даҳон», «зуннор», «куфр», «тарсоӣ» ва ғайри он, ки ҳар як аз он ишора ба маъние аст аз маонии ҳақоиқ, то ҳам аҳли маънӣ аз он ҳақоиқ баҳраманд гарданд ва ҳам аҳли сурат аз сурати маҷозии он бебаҳра намонанд.**

Урафои комил ҳақоиқро бо завқ ва шуҳуд дарёфтанд ва аз барои он чӣ ба мушоҳидаи он ноил гардиданд, таъбирҳо ва истилоҳоте вазъ карданд ва барои он ёфтаҳо ва воридот иборатҳое сохтанд, то бо он васила мустаиддонро ба фаҳми он ҳақоиқ ва асрор роҳбар шаванд. Шамси Мағрибӣ гӯяд:

***Агар бинӣ дар ин девон ашъор,***

***Хароботу хароботию хаммор.***

***Буту зуннору тасбеҳу чалипо,***

***Муғу тарсову габру дайру мино.***

***Шаробу шоҳиду шамъу шабистон,***

***Хурӯши барбату овози мастон.***

***Маю майхонаю ринди харобот,***

***Ҳарифу соқию марди муноҷот.***

***Навои арғануну нолаи най,***

***Сабӯҳу маҷлису ҷоми паёпай.***

***Хату холу қаду болову абрӯ,***

***Изору оризу рухсору гесу.***

***Машав зинҳор аз он гуфтор дар тоб,***

***Бирав мақсуд аз он гуфтор дарёб.***

***Мапеч андар сару пои иборат,***

***Агар бинӣ зи арбоби ишорат.***

*Назарро нағз кун, то нағз бинӣ,*

*Гузар аз пӯст кун, то мағз бинӣ.*

Акнун пас аз ин муқаддима, ба муруре бар сурудаҳои он ҳазрат мепардозем. Ҳазрати Имом дар осори хеш аз истилоҳоти урафои шомихин ва салафи солеҳин баҳра ҷуста ва таъбирҳои эшонро дар шеъри худ ба кор бурда ва гоҳе худ аз он истилоҳот мазмунҳо ва маънoҳои дигаре қасд кардааст. Чунон ки ишорат рафт, шарҳ ва табйини тамоми истилоҳот дар ин ваҷиза майсур ва мақдур нест, ногузир аз боби намуна ба чанд маврид иктифо мешавад, ки толибонро судманд афтад ва бидонанд, ки мақсуд аз ин даст таъбирҳо мисдоқҳои махсус ва мутаораф нест, балки ҳар як ба ҳақиқате ишорат дорад.

Яке аз истилоҳоте, ки арбоби маърифат дар суханонашон овардаанд «рух» аст, ки гуфтаанд мурод аз он таҷаллии ҷамоли ҳазрати Ҳақ аст, ки сабаби эҷоди аъёни олам ва зуҳури асмои илоҳӣ аст. Ва низ гуфтаанд мақсуд аз «рух» лутфи илоҳӣ аст. Файз дар ин маънӣ гӯяд: «Рух иборат аз таҷаллии ҷамоли илоҳӣ аст, ба сифати лутф, монанди «латиф» ва «рауф» ва «таввоб» ва «муҳйӣ» ва «ҳодӣ» ва «ваҳҳоб». Имом «рух»-ро ба каррот дар сухани худ овардааст:

*Эй хубрух, ки парданишинию беҳиҷоб,*

*Эй садҳазор ҷилвагару боз дар ниқоб.*

*Бо оқилон бигӯ, ки рухи ёр зоҳир аст,*

*Ковиш бас аст, ин ҳама дар ҷустуҷӯи дӯст.*

**Шамси Мағрибӣ гӯяд:**

*Эй ҷумла ҷаҳон дар рухи ҷонбахши ту пайдо,*

*В-эй рӯи ту дар оинаи кавн ҳувайдо.*

*То шоҳиди ҳусни ту дар оина назар кард,*

***Акси рухи худ дид, бишуд волаву шайдо.***

**Ҳофиз гӯяд:**

***Мардуми дидаи мо ҷуз ба рухат нозир нест,***

***Дили саргаштаи мо ғайри туро зокир нест.***

Истилоҳи дигар «зулф» аст, ки гуфтаанд киноя аз мартабаи имкония аз куллиёт ва ҷузъиёт ва маъқулот ва маҳсусот ва арвоҳ ва аҷсом ва ҷавоҳир ва аъроз аст. Ироқӣ гӯяд: «Зулф ғайби ҳувият аст, ки ҳеҷ касро ба он роҳе нест». Файз гӯяд: «Зулф иборат аз таҷаллии илоҳӣ аст ба қаҳр, монанди «монеъ» ва «қобиз» ва «қаҳҳор» ва «мумит» ва «музилл». Имом гӯяд:

***Сари зулфат ба каноре зану рухсор кушо,***

***То ҷаҳон маҳв шавад, хирқа кашад сӯи фано.***

***

***Дар сайди орифону зи ҳастӣ рамидагон,***

***Зулфат чу дому холи лабат ҳамчу дона аст.***

**Ироқӣ гӯяд:**

***Зулфаш гиреҳе букшод, банд аз дили мо бархост,***

***Дил ҷон зи ҷаҳон бигрифт, дар ҳалқаи зулфаш баст.***

**Мағрибӣ гӯяд:**

***З-он зулфи парокандаву з-он ғамзаи фаттон,***

***Пур гашт ҷаҳон сар ба сар аз фитнаву ошӯб.***

Дигар аз мусталаҳоти ирфонӣ «хол» аст, ки гуфтаанд иборат аст аз нуқтаи ваҳдати ҳақиқӣ ва мурод ваҳдати зот аст. Файз гӯяд: «Хол иборат аст аз нуқтаи ваҳдати ҳақиқия мин ҳайс-ул-хифо, ки мабдаъ ва мунтаҳои касрати эътиборӣ аст ва аз идрок ва шуури ағёр муҳтаҷаб ва мухтафӣ аст». Имом дар ин маънӣ гӯяд:

***Ман ба холи лабат эй дӯст гирифтор шудам,***

***Чашми бемори туро дидаму бемор шудам.***

***

***Гесӯи ёр доми дили ошиқони ӯ,***

***Холи сиёҳи пушти лабаш донаи ман аст.***

**Аттор гӯяд:**

***Дар тавофи нуқтаи холат зи шавқ,***

***Чарх саргардон чу паргоре бувад.***

**Ироқӣ гӯяд:**

***Савдои зулфу холат, ҷуз дар хиёл нояд,***

***Андешаи ҷамолат, ҷуз дар гумон нагунҷад.***

Истилоҳи дигар «лаб» аст, ки гуфтаанд мақсуд аз он калом аст. Ва низ ишора ба «нафси раҳмонӣ» аст, ки ифозаи вуҷуд бар аъён мекунад. Файз гӯяд: «Лаб иборат аст аз равонбахшӣ ва ҷонфазоӣ, ки ба забони шариат аз он ба «нафхи рӯҳ» таъбир мекунанд». Имом дар ин маънӣ гӯяд:

***Ширинлабу ширинхату ширингуфтор,***

***Он кист, ки бо ин ҳама фарҳоди ту нест.***

***

***Сар ниҳам бар қадами дӯст ба хилватгаҳи ишқ,***

***Лаб ниҳам бар лаби ширини ту фарҳод шавам.***

**Ироқӣ гӯяд:**

***Ҳаловати лаби ту дӯш ёд мекардам,***

***Басо шукр, ки дар он лаҳза дар даҳон андохт.***

**Ҳофиз гӯяд:**

***Он ки ҷуз Каъба мақомаш набуд аз ёди лабат,***

***Бар дари майкада дидам, ки муқим афтодаст.***

Истилоҳи дигар «чашм» аст, ки гуфтаанд ишорат ба шуҳуди ҳақ аст, аъён ва истеъдодҳоро ва аз он шуҳуд ба сифати «басар» таъбир мекунанд. Ва дар шарҳи Гулшани роз омада, ки «беморӣ ва мастӣ, ки аз бӯъд ва фироқ ва пиндори худӣ рӯй намуда ва аз мушоҳидаи ҷамоли ҷонон ошиқони дилсӯхтаро маҳрум медорад, ҳама осор ва лавозими чашми пуркарашмаи ӯст». Имом дар ин маъно овардааст:

***Пирам, вале ба гӯшаи чашме ҷавон шавам,***

***Лутфе, ки аз сарочаи офоқ бугзарам.***

***

***Гӯшаи чашм кушо, бар мани мискин бингар,***

***Ноз кун ноз, ки ин бодия сомонаш нест.***

**Ироқӣ гӯяд:**

***Ба як карашма, ки чашмат бар абрувон андохт,***

***Ҳазор фитнаву ошӯб дар ҷаҳон андохт.***

**Мағрибӣ гӯяд:**

***Чу бодачашми ту хӯрдаст дилхароб чарост,***

***Чу холи туст бар оташ ҷигаркабоб чарост.***

Истилоҳи дигар «май ва шароб» аст, ки мурод аз он ғалаботи ишқ аст. Файз гӯяд: «Шароб иборат аст аз завқ ва ваҷд ва ҳол, ки аз ҷилваи маҳбуби ҳақиқӣ дар авони ғалабаи муҳаббат бар дили солик ворид мешавад ва соликро маст ва бехуд мекунад, зеро истелои он мӯҷиби ҳадми қавоиди ақлӣ ва нақзи маоқиди ваҳмии ӯст».

**Имом дар ин маънӣ гӯяд:**

***Ман хостори ҷоми май аз дасти дилбарам,***

***Ин роз бо кӣ гӯяму ин ғам куҷо барам.***

***

***Ало ё айюҳассоқӣ зи май пур соз ҷомамро,***

***Ки аз ҷонам фурӯ резад ҳавои нангу номамро.***

**Саноӣ гӯяд:**

***Соқиё донӣ, ки махмуриям дар деҳ ҷомро,***

***Соате ором кун ин умри беоромро.***

**Аттор гӯяд:**

***Аз майи ишқи ту маст афтодаам,***

***Бар дарат чун хоки паст афтодаам.***

Истилоҳи дигар «абрӯ» аст, ки мурод аз он сифоти илоҳӣ аст, ки ҳоҷиби зотанд ва олами вуҷуд аз сифот равнақ ва баҳо ва ҷамол мегирад. Дар сурудаҳои Имом омадааст:

***Абрӯи ту қиблаи намозам бошад,***

***Ёди ту гиреҳкуши розам бошад.***

***

***Хами абрӯи каҷат қиблаи меҳроби ман аст,***

***Тоби гесӯи ту худ рози табу тоби ман аст.***

**Мағрибӣ гӯяд:**

***Аз он дар абрӯи хубон назар пайваста медорам,***

***Ки дар абрӯи ҳар маҳрӯ намебинам ҷуз абрӯяш.***

**Ҳофиз гӯяд:**

***Хаме, ки абрӯи шӯхи ту дар камон андохт,***

***Ба қасди ҷони ман рози нотавон андохт.***

Ҳамин чанд истилоҳ аз боби намуна кофӣ аст. Толибон барои мазиди иттилоъ метавонанд ба китобҳое, ки дар ин боб таълиф шуда ва ё китобе, ки «Муассисаи Танзим ва нашри осори Имом Хумайнӣ» дар

шарҳи комил ва муфассали истилоҳоти ашъори Имом дар дасти интишор дорад, муроҷиат кунанд. Кӯтоҳсухан он ки шеъри Имом сухани марҷае аст, ки ҳаргиз ризо намедиҳад сари мӯе аз марзи оин ва ҳудуд тахаттӣ шавад ва кӯчактарин ҳукме аз аҳкоми шариат муаттал монад, пас набояд сухани ӯро бо суханони маснаднишинон ва доиядорони ирфон ва маърифат қиёс кард, ки чунин муқоиса сахт иштибоҳ аст. Муаззамунлаҳ[1] дар мавозеи бисёр аз осори худ ба сӯфиёни даъводор ва муддаиёни риёкор тохта ва онон ва шеваи ононро мавриди накӯҳиш қарор додааст:

***Аз сӯфиҳо сафо надидам ҳаргиз,***

***З-ин тоифа ман вафо надидам ҳаргиз.***

***З-ин муддаиён, ки фош аналҳақ гӯянд,***

***Бо худбинӣ фано надидам ҳаргиз.***

***

***Сӯфӣ аз васфи дӯст бехабар аст,***

***Сӯфии бесафо намехоҳам.***

***

***Он ки дил бугсалад аз ҳар ду ҷаҳон дарвеш аст,***

***В-он ки бугзашт зи пайдову ниҳон дарвеш аст.***

***Хирқаву хонақаҳ аз мазҳаби риндон дур аст,***

***Он ки дурӣ кунад аз ину аз он дарвеш аст.***

***Сӯфие кӯ ба ҳавои дили худ шуд дарвеш,***

***Бандаи ҳиммати хеш аст чисон дарвеш аст.***

Имом ҳатто ирфони назарӣ ва дилмашғулӣ дар печу хами мабоҳис ва истилоҳотро садди роҳ ва вуқуф дар ин марҳаларо ҳиҷоб медонад,

---

[1] Ишора ба Имом Хумайнӣ аст.

чунон ки мукаррар ин маъниро дар осори хеш аз назм ва наср ба кор бурда ва дар ҷое гуфтаанд:

**Дар ҷавонӣ, ки нишот ва тавон буд, бо кайдҳои шайтон ва омили он, ки нафси аммора аст, саргм ба мафоҳим ва истилоҳоти пурзарқу барқе шудам, ки на аз онҳо ҷамъияте ҳосил шуд на ҳол... «Асфори арбаа» бо тӯл ва арзаш аз сафар ба сӯи дӯст бозам дошт, на аз «футуҳот» фатҳе ҳосил шуд ва на аз «Фусус-ул-ҳикам» ҳикмате даст дод, то чӣ расад ба ғайри онҳо.**

***Аз «Футуҳотам» нашуд фатҳею аз «Мисбоҳ» нуре,***
***Ҳар чӣ хоҳам дар даруни ҷомаи он дилфиреб аст.***

***

***Бишканем оинаи фалсафаву ирфонро,***
***Аз санамхонаи ин қофила бегона шавем.***
***Фориғ аз хонақаҳу мадрасаву дайр шуда,***
***Пушти пое зада бар ҳастиву фарзона шавем.***

**Сабк ва шеваи Имом ва таъсири пешиниён дар осори эшон**

Чунон ки медонем, соҳибназарон ва муҳаққиқон аз аҳли адаб тибқи завобит ва меъёрҳое, шеъри порсиро ба давраҳои чаҳоргона, яъне давраҳои сабки хуросонӣ ва ироқӣ ва ҳиндӣ ва асри бозгашт мунқасим сохтаанд. Ҳар чанд ин марзбандӣ ба қатъияти усули риёзӣ нест, аммо дорои мушаххасоте аст, ки ба таври куллӣ шева ва сабки осорро муайян мекунад. Бо ҳамин меъёрҳо метавон гуфт шеъри Имом аз назари шева, ҳамон сабки ироқӣ аст ва он Бузург ба ҳамон сиёқ сухан гуфта ва ба татаббӯъ ва пайравии суханварони сабки ироқӣ пардохтааст. Нуктаи шоистаи зикр ин ки дар шеъри Имом бархе калимот ва вожаҳо омада, ки мутаассир аз забони имрӯз ва адабиёти муосир аст ва аз баъзе

вожагон мазмунҳои нав қасд шудааст, монанди калимоти «вобаста» ва «паноҳанда» дар ин байт:

***Ворастагон ба дӯст паноҳанда гаштаанд,***

***Вобастае чу ман ба ҷаҳон бепаноҳ шуд.***

Ва мисли калимаи «шукуфо», ки дар сухани мутақаддимон наомада ва имрӯз мутадовал аст:

***Навбаҳор ояду гулзор шукуфо гардад,***

***Бегумон кӯтаҳии умр хазон хоҳӣ дид.***

Ҳазрати Имом ба пайравӣ аз суханварони бузург ғазалҳое ба сабк ва сиёқи онон сурудааст. Ва чун дар ин маҷоли маҳдуд зикри мастураҳои фаровон майсур нест, ба зикри чанд намуна иктифо мекунем.

**Аттор гӯяд:**

***Дарди дилро даво намедонам,***

***Гум шудам сар зи по намедонам.***

**Имом гуфтааст:**

***Дард хоҳам даво намехоҳам,***

***Ғусса хоҳам наво намехоҳам.***

**Мавлоно гӯяд:**

***Он Юсуфи хушъизор[1] омад,***

***В-он Исаи рӯзгор омад.***

**Имом гӯяд:**

***Кӯтоҳ сухан, ки ёр омад,***

***Бо гесӯи мушкбор омад.***

**Саъдӣ гӯяд:**

***Шодӣ ба рӯзгори гадоёни кӯи дӯст,***

---

[1] Изор: чеҳра, рухсор.

*Бар хоки раҳ нишаста ба уммеди рӯи дӯст.*

**Имом гӯяд:**

*Умре гузашту роҳ набурдам ба кӯи дӯст,*

*Маҷлис тамом гашту надидем рӯи дӯст.*

**Саъдӣ гӯяд:**

*Як имшабе, ки дар оғӯши шоҳид шакрам,*

*Гарам чу уд бар оташ ниҳанд, ғам махӯрам.*

**Имом гӯяд:**

*Як имшабе, ки дар оғӯши моҳи тобонам,*

*Зи ҳар чӣ дар ду ҷаҳон ҳаст, рӯй гардонам.*

**Имоди Фақеҳ гӯяд:**

*Пӯшидаам зи обию хокӣ ниёзи хеш,*

*Зоҳир накарда бо дару девор рози хеш.*

**Имом гӯяд:**

*Бедил куҷо равад ба кӣ гӯяд ниёзи хеш,*

*Бо нокасон чӣ гуна кунад фош рози хеш.*

Ҳазрати Имом (қуддиса сирруҳ) аз миёни шоирон ва суханварони порсизабон илтифот ва иноятӣ хосе ба Хоҷаи Шероз дорад ва дар осори худ бештар ба иқтифо ва истиқболи ғазалҳои осмонии «Лисонулғайб» пардохта, ки намунае аз онро меоварем:

**Ҳофиз гӯяд:**

*Ёд бод он ки сари кӯи туам манзил буд,*

*Дидаро равшанӣ аз хоки дарат ҳосил буд.*

**Имом гӯяд:**

*Кош рӯзе ба сари кӯи туам манзил буд,*

*Ки дар он шодию андӯҳ муроди дил буд.*

**Хоҷа гӯяд:**

***Дар ҳама дайри муғон нест чу ман шайдое,***

***Хирқаҷое гарави бодаву дафтар ҷое.***

**Имом гӯяд:**

***Ҷуз сари кӯи ту эй дӯст надорам ҷое,***

***Дар сарам нест ба ҷуз хоки дарат савдое.***

**Ҳофиз гӯяд:**

***Дӯстон айби мани бедил ҳайрон макунед,***

***Гавҳаре дораму соҳибназаре меҷӯям.***

**Имом гӯяд:**

***Ман дар ин бодия соҳибназаре меҷӯям,***

***Роҳ гум кардааму, роҳбаре меҷӯям.***

Бисёре аз шоирон ғазалҳое бо қофия ва радифи «ҳеҷ» сохтаанд, ки аз миёни онон ду тан, яъне Шифои Исфаҳонӣ ва Ҳазини Лоҳиҷӣ, бо як радиф ва қофия ва як баҳри «ҳеҷ»-ро радиф қарор дода ва Ошиқи Исфаҳонӣ дар ҳамон баҳр ва ҳамон радиф, лекин бо қофияи дигар ғазал сохтаанд.

**Ҳакими Шифоӣ гӯяд:**

***Моему ҳамин хотири афгору[1] дигар ҳеҷ,***

***Дар сохта бо роҳату озору дигар ҳеҷ.***

**Ҳазини Лоҳиҷӣ гӯяд:**

***Моему дилу орзую ёру дигар ҳеҷ,***

***Қосид бирасон муждаи дидору дигар ҳеҷ.***

**Ошиқи Исфаҳонӣ гӯяд:**

***Дар боғи ту ҳаққи нафаси боди сабо ҳеҷ,***

---

[1] Афгор: озурда, захмдор.

***Дар кӯи ту омад шуди беҳосили мо ҳеҷ.***

**Имом гӯяд:**

***Моему яке хирқаи тазвиру дигар ҳеҷ,***

***Дар доми риё баста ба занҷиру дигар ҳеҷ.***

**Ҳакими Сабзаворӣ** - мутахаллис ба «Асрор»-ро ғазале аст бо радифи «ишқ», гӯяд:

***Нақши девони қазо ояте аз дафтари ишқ,***

***Осмон бесару пое бувад аз кишвари ишқ.***

**Имом гӯяд:**

***Ваҳ чи афрошта шуд, дар ду ҷаҳон парчами ишқ,***

***Одаму ҷинну малак монда ба печу хами ишқ.***

**Таъсири Имом бар адаби муосир**

Вуҷуди Имом ризвонуллоҳи алайҳ, дар ҷиҳоти мухталиф маншаи хайрот ва баракоти бисёр гардида ва дар куллияи шууни ҷомеа таъсири жарф бар ҷой гузоштаанд. Наҳзатеро, ки муаззамун лаҳ оғоз кард, то он ҷон ки ба пирӯзии инқилоби азиме анҷомид, мӯҷиби дигаргунии шигирфе дар ҷамии умур гардид, аз ҷумла дар арсаи адаб ва ҳунар татаввур ва таҳаввули жарфе ба вуҷуд овард. Аҳли қалам ва шоиронро барангехт, то бо нигариши мақолот ва сурудани ашъор, мафосид ва матоини низоми ҷавр ва фасодро бозгӯянд ва бо ин василаи коромад ва муассир ҳаракати инқилобро суръат бахшанд. Ин таҳаррук ҳатто дар даврони табъиди он раҳбари огоҳ бо илҳом аз суханон ва эъломияҳои он ҳазрат идома ёфт, то дар остонаи пирӯзӣ рӯ ба фузунӣ ниҳод ва тадриҷан ба авҷи эътило расид. Бадон гуна ки шиорҳои пуршӯри инқилобӣ аз чашмасори авотифи оммаи халқ ҷӯшидан гирифт ва карон то карон марзҳоро дарнавардид.

Онон ки шоҳиди он даврони пуршукӯҳ ва он растохези омм будаанд, шӯру ҳаяҷон ва фазои оканда аз ишқ ва имони он айём ҳаргиз аз хотирашон маҳв нахоҳад шуд. Он рӯзҳои фаромӯшнашуданӣ низ маншаи падид омадани осори шӯрангезе гардид.

Пас аз пирӯзии Инқилоб ва истиқрори ҳукумати исломӣ, марзҳои эронзамин ба фармони истикбор мавриди таҳоҷум ва таҷовузи душман воқеъ шуд ва хасми бадниҳод аз пайи маҳви Инқилоб бо ҳамаи тавон ба ин хоки муқаддас тохтан овард, ки бо дами гарм ва муассири он муқтадои раббонии уммати салаҳшӯр ва қаҳрамони Эрон, бо диловариҳо ва ҳамосаофариниҳо бо душман муқобила кард ва бо хуни муқаддаси худ нақше аз ғайрат ва шараф бар саҳифаи таърих рақам зад, ки то абад бар ҷой хоҳад монд. Ин ҳодиса низ боби наве дар адабиёт ва ҳунар кушод ва сабаби ба вуҷуд омадани осоре ҷовид ва мондагор гашт.

Омили муҳимми дигар дар таҳаввули адабӣ, макотиб ва осори мансури[1] Имом аст, ки дар шеваи нигориш фасли наве боз кард. Ҳарчанд ки дар ин мақом сухан гуфтан аз насри Имом мавриди назар нест, аммо дареғ аст фарозе чанд аз осори мансури он орифи биллоҳро зебу зевари ин мақол насозем. Ҳазрати Имом дар дебочаи паёми худ ба ҳавза ва ҷомеаи рӯҳоният менависад:

Салом бар ҳамосасозони ҳамеша ҷовиди рӯҳоният, ки рисолаи илмия ва амалияи худро ба дами шаҳодат ва мураккаби хун навиштаанд ва бар минбар ва ваъзу хитобаи нос, аз шамъи ҳаёташон гавҳари шабчароғ сохтаанд. Ифтихор ва офарин бар шуҳадои ҳавза ва рӯҳоният, ки дар ҳангомаи набард, риштаи таъаллуқоти дарсу баҳс ва мадрасаро

---

[1] Мансур: насршуда.

буриданд ва иқоли таманниёти дунёро аз пои ҳақиқати илм баргирифтанд ва сабукболон ба меҳмонии аршиён рафтанд ва дар маҷмаи малакутиён шеъри ҳузур суруданд ...

Онон ки ҳалқаи зикри орифон ва дуои саҳари муноҷотиёни ҳавзаҳо ва рӯҳониятро дарк кардаанд, дар хулсаи[1] ҳузурашон орзуе ҷуз шаҳодат надидаанд.

Чунон ки медонем, дар даврони ҳаёти пурбаракати он ҳазрат, аз осори манзуми муаззамунлаҳ, ҷуз қатаоти парокандае мунташир нагардид. Пас аз иртиҳоли он бузургавор, интишори нахустин ғазали эшон завқе дар шоирон ва сароянддагон ва иродатмандони он мурод ва пир барангехт, то ба иқтифо ва истиқбол ва тазмини сурудаҳои эшон бипардозанд. Агар муҳаққиқе дар гирдоварӣ ва эҳсои осоре, ки ба пайравӣ аз аввалин ғазали мунташиршудаи эшон суруда шудааст эҳтимом варзад, он гоҳ падидор мегардад, ки танҳо ҳамин ғазал чӣ таъсире дар зеҳнҳо ва андешаҳо доштааст.

Чун осори манзуми Имом, яъне ҳикояти шӯру ҳол ва завқи олиме динӣ ва марҷае, ки худ ҳофизи аҳкоми шариат ва оини мубин буд ва мазҳари тақво ва тақаддус интишор ёфт, рахнае дар ҳисори ҷумуд ва таҳаҷҷур афканд ва зоҳирбинонро ларзонд ва касоне аз онон танаббӯҳ ёфтанд, ки айби орифон кардан ношӣ аз тангназарӣ ва тангбизоатӣ аст.

Иртиҳоли он рӯҳи бузург, растохези бузургеро боис гашт ва шефтагон ва дилдодагони он ҳазрат аз шоирон ва суханварони маросӣ[2] ва ғамномаҳое оканда аз таассур ва моломол аз шӯру эҳсос ба силки назм дароварданд, ки ба яқин метавон гуфт баъд аз Паёмбари Худо (с) ва Аиммаи Ҳудо (а) дар фиқдони ҳеҷ бузурге, шоирон ин ҳама сӯгнома ва

---

[1] Хулса: ҳолати байни хобу бедории шахси ориф.

[2] Маросӣ: ҷамъи марсия.

марсия насуруда ва инчунин дардмандона сухан нагуфтаанд, сурудаҳое, ки дар миёни онҳо осоре бас шево ва расо вуҷуд дорад, ки аз захираҳои ганҷинаи шеъри порсӣ ба шумор меояд ва дар таъризи адаби ин диёр бар ҷой хоҳад монд.

Дар поён ёдоварии чанд нукта ба назар зарурӣ расид:

1- Муаззамунлаҳ гоҳ дар бархе аз ашъори худ тасарруфоте карда, бар рӯи ҳарф ва калимае қалам кашида ва ба ҷои он ҳарф ва калимаи дигаре марқум дошта ва бархе аз ашъорро низ бознависӣ кардаанд.

2- Аз он ҷо ки сурудаҳои бисёре дар қолабҳои гуногун, монанди ғазал, қасида, маснавӣ, рубоӣ, қитъа, мусаммат ва тарҷеъбанд аз ҳазраташ ба ҷо монда ва акнун ҳамаи онҳо як ҷо ба табъ мерасад, тадвин ва тартиби хосе ба онҳо дода шудааст, аз ин қарор: нахуст «ғазал»-ҳо қарор дорад, зеро каммияти он аз дигар қолабҳо бештар аст, пас аз он ба тартиб: «рубоиҳо», «қасидаҳо», «мусамматҳо», «тарҷеъбанд» ва «қитъаҳо ва ашъори пароканда». Тамомии қолабҳо ба тартиби ҳарфҳои «равӣ» мураттаб шуда ва шеърҳои мутафарриқаи дигар низ бар ҳамин тартиб назм ёфтааст.

3- Истилоҳоти хосе, ки Имом дар ашъори худ ба кор бурдаанд, ба ихтисор ва иҷмол шарҳ шудааст.

4- Ҳазрати Имом дар даврони ҷавонӣ ғазалиёти фаровоне суруда буданд ва онҳоро дар дафтаре низ гирдоварда буданд, мутаассифона дар ҳодисаи сафарҳои паё-пай, ин дафтар нопадид гардид. Пас аз он низ сурудаҳое аз эшон дар даст буд, ки бархе ба хатти худи эшон сабти дафтар гардида буд ва шуморе низ ба василаи ҳамсари гиромияшон истинсох шуда, дар дафтарчае гирдоварӣ шуда буд. Ин дафтар низ дар ҳодисаи тағйири мукаррари маҳалли сукунаташон нопадид гардид.

Бархе аз дастнавиштаҳои боқимонда, дар пайи ҳуҷуми маъмурони СОВОК ба манзил ва китобхонаи шахсии эшон аз даст рафт, аммо нусхае чанд аз осори манзуми қадимии эшон, ки дар дасти иродатмандон ва дӯстони он ҳазрат ҳамчун амонате арзишманд нигаҳдорӣ мешуда, ба тадриҷ барои «Муассисаи Танзим ва Нашри Осори Имом Хумайнӣ» ирсол гардид, ки ин осор дар маҷмӯъ барои девони шеъре, ки акнун табъи он ба поён расидааст дастмояи муҳимме гардид. Пас аз пирӯзии Инқилоби Исломӣ, ҳазрати Имом бино ба хоҳиш ва исрори фаровони Бону Фотимаи Таботабоӣ, ҳамсари фарзанди гиромии эшон, ҳазрати Ҳуҷҷат-ул-ислом вал-муслимин ҳоҷи Саййид Аҳмади Хумайнӣ, ашъоре дар қолабҳои мутанаввеъ ва бо мазмунҳои ирфонӣ суруданд, ки хушбахтона ҳамаи нусхаҳои хаттии ин сурудаҳо дар муассиса нигаҳдорӣ мешавад. Бахше аз ин сурудаҳо пас аз реҳлати Имом дар чанд дафтар бо унвонҳои: Сабӯи Ишқ, Бодаи Ишқ, Нуқтаи Атф ва Маҳрами Роз мунташир гардид ва акнун тамомии сурудаҳои ахири Имом ва осори ба дастомада аз сурудаҳои қадими он ҳазрат дар ин маҷмӯа ба алоқамандони адаб ва ирфони исломӣ тақдим мегардад. Зимнан муқаддимаи бонуи гиромӣ, Фотимаи Таботабоӣ, бар маҷмӯаи Бодаи Ишқ, ки дар он аз ангезаи Имом дар сурудани ашъор ва ғазалиёти ахирашон сухан гуфтаанд, дар пайи ин дебоча дарҷ гардидааст.

Ҳол ки он имоми ошиқон ва муқтадои орифон рахт ба диёри малакут кашида ва дар ҷивори рафиқи аъло орамидааст, маҷмӯаи осори манзуми он ҳазрат дар як муҷаллад дар дастраси муштоқон ва арбоби маърифат қарор мегирад. Умед аст, ки ҳақоиқ ва маорифи он, соликони илаллоҳро чароғи роҳ ва орифонро шамъи ҷамъ ва

муноҷотиёнро зикри халвати унс бошад. Инак он рӯҳи қудсӣ, ки Исломро аз паси қарнҳо ғурбату ҳавон таҷдид кард ва бори дигар сабаби шукӯҳ ва иззати муслимин гашт, дар ризвони илоҳӣ ва ҷойгоҳи сидқ, назди Малики Муқтадир мақом гирифта ва он нафси мутмаин дар ҷивори маҳбуб маъво гузида, бар равони тобнокаш салавот ва салом нисор мекунем ва бар турбати мунаввари ӯ дуруд ва таҳият мефиристем. Ҷазоҳуллоҳу анил исломи вал муслимина хайрал ҷазо.

## Номаи орифонаи Фотима Таботабоӣ ба Имом Хумайнӣ

***Бисмиллоҳир Раҳмонир Раҳим***

***Нафаҳоту васлика авқадат, ҷамароту шавқика фил-ҳашо***

***Зи ғамат ба сина кам оташе, ки назди забона камоташо***

***Ту чӣ ояте ба ҷаҳониён, ки садои сайҳаи қудсиён***

***Гузарад зи зурваи ло макон, ки хушо ҷамоли азал хушо***

**Имоми азизам, муршиду муродам!**

Масъулони нашри осорат аз ман хостаанд, то донистаҳои худро перомуни чӣ гунагии сурудани ашъори орифонаат бинигорам, то дариче ба яке аз абъоди вуҷудат пеши чашми муштоқонат боз гардад, аммо чун қалам ба даст мегирам, ғами фиқдонат амонам намедиҳад ва андӯҳи ҳиҷронат раҳоям намекунад, охир хонаи моро бе ту нуре ва фурӯғе нест, ҷой-ҷои хона нишон аз ту дорад ва шамими вуҷудат ҳама ҷоро оканда аст. Алӣ кӯчакат пайваста туро меҷӯяд ва ҳамвора аз ту мепурсад ва аз он ҷо ки ба ӯ гуфтаем, ки ту дар осмонҳоӣ, ҳамеша ба шавқи дидорат ба осмон ва ситорагон хира мешавад.

Акнун беш аз се моҳ аз сафари рӯҳонии ту мегузарад ва ҳамарӯза муштоқони ту дар ҳусайния ва хонаат гирди ҳам меоянд ва ошиқона

меноланд ва оҷизона мегирянд ва раҳгузаратро аз хона то ҳусайния гулрезон мекунанд.

Падарам! Ту ки аз ҳоли ошиқонат огоҳ будӣ, ту ки аз ҷони шефтаам хабар доштӣ ва медонистӣ, ки ман шайдо ва беқарори ту ҳастам, чӣ гуна танҳоям гузоштӣ, охир он ки умреро дар партави вуҷуди ту сипарӣ кардааст, дар зулумот чӣ гуна тавонад зист?!

***Дар ин шаби сиёҳам, гум гашта роҳи мақсуд,***

***Аз гӯшае бурун ой, эй кавкаби ҳидоят.***

Шарҳи ин ҳиҷрон ва ин хуни ҷигарро ба фурсате дигар мегузорам ва ба он чӣ хостаанд мепардозам, ки:

***Ҷонпарвар аст қиссаи арбоби маърифат,***

***Рамзе бирав бипурсу ҳадисе биё бигӯ.***

Замоне ба иқтизои риштаи таҳсилӣ, яке аз мутуни фалсафиро мехондам, базе ибораҳои душвор ва мубҳами китобро дар вақтҳои муносиб бо ҳазрати Имом (қуддиса сирруҳ) дар миён мегузоштам. Ин пурсиш ва посух ба ҷаласаи дарси бист дақиқаӣ табдил шуд, то як рӯз субҳ, ки барои шурӯи дарс хидмати эшон расидам, дарёфтам, ки эшон бо як рубоӣ ба танз ҳушдорам додаанд:

***Фотӣ ки фунуни фалсафа мехонад,***

***Аз фалсафа фову лому син медонад.***

***Уммеди ман он аст, ки бо нури Худо,***

***Худро зи ҳиҷоби фалсафа бираҳонад.***

Пас аз дарёфти ин рубоӣ, исрори муҷиддонаи ман оғоз шуд ва дархости абёти дигаре кардам. Ва чанд рӯз баъд:

***Фотӣ! Ба сӯи дӯст сафар бояд кард,***

***Аз хештани хеш гузар бояд кард.***

***Ҳар маърифате, ки бӯи ҳастии ту дод,***

***Девест ба раҳ, аз он ҳазар бояд кард.***

Дархости мудоми ман кам-камак муассир менамуд, чаро ки чанде баъд чунин суруданд:

***Фотӣ: туву ҳаққи маърифат, яъне чӣ?!***

***Дарёфти зоти бесифат, яъне чӣ?!***

***Нохонда алиф, ба ё нахоҳӣ раҳ ёфт,***

***Нокарда сулук, мавҳибат яъне чӣ?!***

Ин пандомӯзӣ ва равшангарии Имомро, ки дар қолаби рубоӣ ва дар ниҳояти эҷоз омада буд ба ҷон ниюшидам[1] ва овезаи гӯш кардам ва сармаст аз ҳаловати он шудам, ногоҳ дарёфтам, ки назири чунин паёмҳое дар боби маърифат дареғ аст ногуфта монад ва пинҳон гардад. Бинобар ин, бо самоҷати бисёр аз эшон хостам, ки сарриштаи калом ва сурудани паёмро раҳо накунанд. Эътироф мекунам, ки лутфи бекарони он азиз чунон буд, ки ҷуръати исрорам медод ва ҳар дам бар хоҳишҳои ман меафзуд, то он ҷо ки дархости сурудани ғазал кардам ва эшон итоб карданд, ки: «магар ман шоирам?!», вале ман ҳамчунон ба муроди худ исрор меварзидам ва пас аз чанд рӯз чунин шунидам:

***То дӯст бувад, туро газанде набвад,***

***То ӯст, ғубори чуну чанде набвад.***

***Бугзор ҳар он чӣ ҳасту ӯро бугзин,***

***Некӯтар аз ин ду ҳарф панде набвад.***

***Ошиқ нашудӣ агар ки номе дорӣ,***

***Девона найи агар паёме дорӣ.***

---

[1] Гӯш додам, гӯш кардам.

*Мастӣ начашидаӣ агар ҳуш туроcт,*

*Моро бинавоз, то ки ҷоме дорӣ.*

Рӯзҳо мегузашт ва Имом баҳои хоҳишҳои мултамисонаамро ҳар аз чанд гоҳ бо ғазале ё навиштае мепардохтанд.

Дар ин марҳала буд, ки дигар ҳеҷ дарангеро раво надоштам. Нахуст маҷмӯаи рубоиҳоро ба ҳамсарам Аҳмад нишон додам, ки ӯ низ бо шавқи вофире маро ба пайгирии амр маҷбур намуд, сипас дафтаре хидмати Имом бурдам ва аз эшон дархост кардам ба таносуби ҳол, сурудаҳо, насиҳатҳо ва ишораҳои орифонаи худро дар он дафтар марқум доранд.

... ва чунин буд, ки он карим дархости маро иҷобат кард ва аз хони маърифат ва кароматы худ тӯшае насибам фармуд ва маро мактубе бахшид, ки ба ғазале хатм мешуд ва ҷавоби мусбате ба дархости мусирронаи ман буд.

Инак самараи он талошҳо, яъне ин мероси гаронқадрро дар ихтиёри муассисаи мӯҳтараме, ки осори ӯро дар пай мегиранд мегузорам, то ба ошиқони Имом ҳадя кунад ва ҷони муштоқонашро бо зулоли ин чашмасор сероб созад. Дар ин замина гуфтаниҳои дигаре дорам, ки агар Худованд фурсате бахшад, бозгӯ хоҳам кард.

*Дар ғами ӯ рӯзҳо бегоҳ шуд,*

*Рӯзҳо бо сӯзҳо ҳамроҳ шуд.*

*Рӯзҳо гар рафт, гӯ рав бок нест,*

*Ту бимон эй он ки чун ту пок нест.*

*Фотимаи Таботабоӣ*

*23-06-1368 ҳ. ш*

## Иди наврӯз

Боди наврӯз вазидааст ба кӯҳу саҳро

Ҷомаи ид бипӯшанд, чи шоҳу чи гадо.

Булбули боғи ҷинонро набувад роҳ ба дӯст,

Нозам он мутриби маҷлис, ки бувад қибланамо.

Сӯфию ориф аз ин бодия дур афтоданд,

Ҷоми май гир зи мутриб, ки равӣ сӯи сафо.

Ҳама дар ид ба саҳрову гулистон биравaнд,

Мани сармаст зи майхона кунам рӯ ба Худо.

Иди наврӯз муборак ба ғанию дарвеш,

Ёри дилдор! Зи бутхона дареро букшо.

Гар маро раҳ ба дари пири харобот диҳӣ,

Ба сару ҷон ба сӯяш роҳнавардам, на ба по.

Солҳо дар сафи арбоби амоим[1] будам,

То ба дилдор расидам, накунам боз хато.

[1] Ҷамъи аммома, дастор.

## Ҳусни хитом

Ало ё айюҳассоқӣ, зи май пур соз ҷомамро,

Ки аз ҷонам фурӯ резад, ҳавои нангу номамро.

Аз он май рез дар ҷомам, ки ҷонамро фано созад,

Бурун созад зи ҳастӣ ҳастаи найрангу домамро.

Аз он май деҳ, ки ҷонамро зи қайди худ раҳо созад,

Ба худ гирад зимомамро, фурӯ резад мақомамро.

Аз он май деҳ, ки дар хилватгаҳи риндони беҳурмат,

Ба ҳам кӯбад суҷудамро, ба ҳам резад қиёмамро.

Набудӣ дар ҳарими қудси гулрӯёни майхона,

Ки аз ҳар равзане оям, гуле гирад лиҷомамро.

Ту эй пайки сабукборони дарёи адам аз ман,

Ба дарёдори он доде расон мадҳу саломамро.

Басоғар хатм кардам ин адам андар адамнома,

Ба пири савмаа бар гӯ, бубин ҳусни хитомамро.

## Ҷони ҷаҳон

Ба ту дил бастаму ғайри ту касе нест маро,
Ҷуз ту эй ҷони ҷаҳон додрасе нест маро.
Ошиқи рӯи туам, эй гули бемислу мисол,
Ба Худо ғайри ту ҳаргиз ҳавасе нест маро.
Бо ту ҳастам зи ту ҳаргиз нашудам дур, вале,
Чи тавон кард, ки бонги ҷарасе нест маро.
Парда аз рӯй бияндоз ба ҷони ту қасам,
Ғайри дидори рухат мултамасе нест маро.
Гар набошӣ барам эй пардагии ҳар ҷое,
Арзиши қудс чу боли магасе нест маро.
Мадеҳ аз ҷаннату аз ҳуру қусурам хабаре,
Ҷуз рухи дӯст назар сӯи касе нест маро.

### Шарҳи ҷилва

Дидае нест набинад рухи зебои туро,

Нест гӯше, ки ҳаме нашнавад овои туро.

Ҳеҷ дасте нашавад ҷуз бари хони ту дароз,

Кас наҷӯяд ба ҷаҳон ҷуз асари пои туро.

Раҳрави ишқаму аз хирқаву маснад безор,

Ба ду олам надиҳам рӯи дилорои туро.

Қомати сарвқадонро ба пашизе нахарад,

Он ки дар хоб бибинад қади раънои туро.

Ба куҷо рӯй намояд, ки туаш қибла наӣ,

Он ки ҷӯяд ба ҳарам манзилу маъвои туро.

Ҳама ҷо манзили ишқ аст, ки ёрам ҳама ҷост,

Кӯрдил он ки наёбад ба ҷаҳон ҷои туро.

Бо кӣ гӯям, ки надидасту набинад ба ҷаҳон,

Ҷуз хами абрӯву ҷуз зулфи чалипои туро.

Даккаи илму хирад баст, дари ишқ гушуд,

Он ки медошт ба сар иллати савдои туро.

Бишканам ин қаламу пора кунам ин дафтар,

Натавон шарҳ кунам ҷилваи волои туро.

## Дарёи ҷамол

Сари зулфат ба каноре зану рухсор кушо,

То ҷаҳон маҳв шавад, хирқа кашад сӯи фано.

Ба сари кӯи ту эй қиблаи дил, роҳе нест,

В-арна ҳаргиз нашавам роҳии водии Мино.

Аз сафои гули рӯи ту ҳар он кас бархӯрд,

Барканад дил зи ҳариму накунад рӯ ба Сафо.

Тоқи абрӯи ту меҳроби дилу ҷони ман аст,

Ман куҷову ту куҷо? Зоҳиду меҳроб куҷо?

Мулҳиду орифу дарвешу хароботию маст,

Ҳама дар амри ту ҳастанду ту фармонфармо.

Хирқаи сӯфию ҷоми маю шамшери ҷиҳод,

Қиблагоҳӣ туву ин ҷумла ҳама қибланамо.

Расм оё ба висоли ту ки дар ҷони манӣ?

Ҳиҷри рӯи ту ки дар ҷони манӣ, нест раво!

Мо ҳама мавҷу ту дарёи ҷомолӣ, эй дӯст!

Мавҷи дарёст, аҷаб он ки набошад дарё.

## Маслаки нестӣ

Ҷуз ишқи ту ҳеҷ нест андар дили мо,

Ишқи ту сиришта гашта андар гили мо.

«Асфор»-у «Шифо»-и ибни Сино нагушуд,

Бо он ҳама ҷарру баҳсҳо, мушкили мо.

Бо шайх бигӯ, ки роҳи ман ботил хонд,

Бар ҳаққи ту лабханд занад ботили мо.

Гар солики ӯ манозиле сайр кунад,

Худ маслаки нестӣ бувад манзили мо.

Сад қофила дил бор ба мақсад бастанд,

Бар ҷой бимонад ин дили ғофили мо.

Гар Нӯҳ зи ғарқи сӯи соҳил раҳ ёфт,

Ин ғарқ шудан ҳаме бувад соҳили мо.

### *Лаби дӯст*

Гар чӣ аз ҳар ду ҷаҳон ҳеҷ нашуд ҳосили мо,

Ғам набошад, чу бувад меҳри ту андар дили мо.

Ҳосили кавну макон, ҷумла зи акси рухи туст,

Пас ҳамин бас ки ҳама кавну макон ҳосили мо.

Ҷумла асрор ниҳон аст даруни лаби дӯст,

Лаб кушо, парда барандоз аз ин мушкили мо.

Ё бикуш ё бираҳон з-ин қафаси танг маро,

Ё бурун соз зи дил ин ҳаваси ботили мо.

Лоиқи тавфи ҳарими ту набудем агар,

Аз чӣ рӯ пас зи муҳаббат бисириштӣ гили мо?

### Хонақоҳи дил

Ало ё айюҳассоқӣ, бурун бар ҳасрати дилҳо,

Ки ҷомат ҳал намояд, яксара асрори мушкилҳо.

Ба май барбанд роҳи ақлро аз хонақоҳи дил,

Ки ин дорулҷунун ҳаргиз набошад ҷои оқилҳо.

Агар дил бастаӣ бар ишқи ҷонон ҷой холӣ кун,

Ки ин майхона ҳаргиз нест, ҷуз маъвои бедилҳо.

Ту гар аз нашъаи май камтар аз онӣ, ба худ ой,

Бурун шав бедаранг аз марзи хилватгоҳи ғофилҳо.

Чӣ аз гулҳои боғи дӯст ранги он санам дидӣ,

Ҷудо гаштӣ зи боғи дӯст (ёр), дарёҳову соҳилҳо.

Ту роҳи ҷаннату фирдавсро дар пеши худ дидӣ,

Ҷудо гуштӣ зи роҳи ҳаққу пайвастӣ ба ботилҳо.

Агар дилдодаӣ бар олами ҳастию болотар,

Ба худ бастӣ зи тори анкабутӣ бас салосилҳо.

## Офтоби нимашаб

Эй хубрух, ки парданишинию беҳиҷоб,
Эй садҳазор ҷилвагару, боз дар ниқоб.
Эй офтоби нимашаб эй моҳи нимрӯз,
Эй наҷми дурбин, ки намоҳӣ на офтоб.
Кайҳон талоядорату хуршед соят,
Гесӯи ҳур хаймаи нози туро таноб.
Ҷонҳои қудсиён ҳама дар ҳасратат ба сӯз,
Дилҳои ҳуриён ҳама дар фурқатат кабоб.
Унмузаҷи ҷамолию, устураи ҷалол,
Дарёи бекаронию, олам ҳама сароб.
Оё шавад, ки нимназар сӯи мо кунӣ,
То пар гушуда, кӯч намоем, аз ин қабоб.
Эй ҷилваат ҷамолдеҳи ҳар чӣ хубрӯ,
Эй ғамзаат ҳалоккуни ҳар чӣ шайху шоб.
Чашми хароби дӯст, харобам намудааст,
Ободии ду кавн, ба қурбони ин хароб.

## Дарё ва сароб

Моро раҳо кунед, дар ин ранҷи беҳисоб,
Бо қалби пора-пораю бо синаи кабоб.
Умре гузашт дар ғами ҳиҷрони рӯи дӯст,
Мурғам даруни оташу, моҳӣ буруни об.
Ҳоле нашуд насибам аз ин ранҷу зиндагӣ,
Пирӣ расид ғарқи батолат пас аз шабоб.
Аз дарсу баҳси мадрасаам ҳосиле нашуд,
Кай метавон расид ба дарё аз ин сароб.
Ҳар чӣ фаро гирифтаму, ҳар чӣ варақ задам,
Чизе набуд ғайри ҳиҷобе пас аз ҳиҷоб.
Ҳон эй азиз! Фазли ҷавонӣ ба ҳуш бош!
Дар пирӣ аз ту ҳеҷ наёяд ба ғайри хоб.
Ин ҷоҳилон, ки даъвии иршод мекунанд,
Дар хирқаашон ба ғайри «манам» тӯҳфае маёб.
Мо айбу нақси хешу камолу ҷамоли ғайр,
Пинҳон намудаем чу пире паси хизоб.
Дам дар наёру дафтари беҳуда пора кун,
То кай каломи беҳуда, гуфтори носавоб.

## Даргоҳи ҷамол

Ҳар куҷо по биниҳӣ ҳусни вай он ҷо пайдост,

Ҳар куҷо сар биниҳӣ саҷдагаҳи он зебост.

Ҳама саргаштаи он зулфи чалипои ваянд,

Дар ғами ҳиҷри рухаш ин ҳама шӯру ғавғост.

Ҷумла хубон бари ҳусни ту суҷуд оварданд,

Ин чӣ ранҷест, ки ганҷинаи пиру барност.

Ошиқон садрнишинони ҷаҳони қудсанд,

Сарфароз он ки ба даргоҳи ҷамоли ту гадост.

Фориғ аз мову ман аст, он ки ба кӯи ту хазид,

Ғофил аз ҳар ду ҷаҳон, кай ба ҳавои ману мост?!

Баркан ин хирқаи олудаю, ин бут бишкан!

Ба дари ишқ фуруд ой, ки он қибланамост.

## Сухани дил

Ошиқи дӯст зи рангаш пайдост,

Бедилӣ аз дили тангаш пайдост.

Натавон нарм намудаш ба сухан,

Ин сухан аз дили сангаш пайдост.

Аз дари сулҳ бурун н-ояд дӯст,

Дигар имрӯз зи ҷангаш пайдост.

Май задаст аз рухи сурхаш пурсид,

Мастӣ аз чашми қашангаш пайдост.

Ёри имшаб паи ошиқ кушӣ аст,

Ман нагӯям зи хадангаш пайдост.

Рози ишқи ту нагӯяд, «ҳиндӣ»,

Чӣ кунам ман, ки зи рангаш пайдост.

## Мактаби ишқ

Он ки доман мезанад бар оташи ҷонам ҳабиб аст,

Он ки рӯзафзун намояд дарди ман он худ табиб аст.

Он чӣ рӯҳафзост ҷоми бода аз дасти нигораст,

Не мударрис, не мураббӣ, не ҳакиму не хатиб аст.

Сирри ишқам рамзи дардам дар хами гесӯи ёр аст,

Кай ба ҷамъи ҳалқаи сӯфию асҳоби салиб аст?!

Аз «футӯҳотам» нашуд фатҳеву аз «мисбоҳ» нуре,

Ҳар чӣ хоҳам дар даруни ҷомаи он дилфиреб аст.

Дарди май ҷӯянд ин ворастагони мактаби ишқ,

Он ки дармон хоҳад аз асҳоби ин мактаб ғариб аст.

Ҷуръае май хоҳам аз ҷоми ту то беҳуш гардам,

Ҳушманд аз лаззати ин ҷуръаи май бенасиб аст.

Мавҷи лутфи дӯст дар дарёи ишқи бекарона,

Гоҳ дар авҷи фарозу, гоҳ дар умқи нишеб аст.

## Рухи хуршед

Айб аз мост, агар дӯст зи мо мастур аст,

Дида букшой, ки бинӣ ҳама олам Тур аст.

Лоф кам зан, ки набинад рухи хуршеди ҷаҳон,

Чашми хуффош, ки аз дидани нуре кӯр аст.

Ё Раб ин пардаи пиндор, ки дар дидаи мост,

Боз кун то ки бубинем, ҳама олам нур аст.

Кош дар ҳалқаи риндон хабаре буд зи дӯст,

Сухан он ҷо на зи носир бувад, аз мансур аст.

Вой агар парда зи асрор бияфтад рӯзе,

Фош гардад, ки чӣ дар хирқаи ин маҳҷур аст.

Чӣ кунам то ба сари кӯи туам роҳ диҳанд,

К-ин сафартӯша ҳама хоҳаду ин раҳ дур аст.

Водии ишқ, ки беҳушию саргардонист,

Муддаӣ дар талабаш булҳавасу мағрур аст.

Лаб фурӯ баст ҳар он кас рухи чун моҳаш дид,

Он ки мидҳат кунад аз гуфтаи худ масрур аст.

Вақти он аст, ки биншинаму дам дарназанам,

Ба ҳама кавну макон мидҳати ӯ мастур аст.

## Ошиқи сӯхта

Парда бардор зи рух, чеҳра кушо, ноз бас аст,

Ошиқи сӯхтаро дидани рӯят ҳавас аст.

Даст аз доманат эй дӯст нахоҳам бардошт,

То мани дилшударо як рамақу як нафас аст.

Ҳама хубон бари зебоият эй мояи ҳусн,

Фил-масал дар бари дарёи хурӯшон чу хас аст.

Мурғи парсӯхтаро нест насибе зи баҳор,

Арса ҷавлонгаҳи зоғ асту навои магас аст.

Додхоҳам ғами дилро ба куҷо арза кунам,

Ки чу ман додситон асту чу фарёдрас аст.

Ин ҳама ғулғулу ғавғо, ки дар офоқ бувад,

Сӯи дилдор равону ҳама бонги ҷарас аст.

## Мазҳаби риндон

Он ки дил бугсалад1 аз ҳар ду ҷаҳон, дарвеш аст,

Он ки бугзашт зи пайдову ниҳон, дарвеш аст.

Хирқаву хонақаҳ аз мазҳаби риндон дур аст,

Он ки дурӣ кунад аз ину аз он дарвеш аст.

Нест дарвеш, ки дорад кулаҳи дарвешӣ,

Он ки нодида кулоҳу сару ҷон дарвеш аст.

Ҳалқаи зикр маёрой, ки зокир ёр аст,

Он ки зокир бишносад, ба аён дарвеш аст.

Ҳар кӣ да ҷамъи касон даъвии дарвешӣ кард,

Ба ҳақиқат на ки бо вирди забон дарвеш аст.

Сӯфие кӯ ба ҳавои дили худ шуд дарвеш,

Бандаи ҳиммати хеш аст, чисон дарвеш аст.

---

[1] Бибурад, биканад.

## Дидори ёр

Ишқи нигор, сирри сувайдои ҷони мост,
Мо хоксори кӯи ту то дар тавони мост.
Бо хулдиён бигӯ, ки шумову қусури хеш,
Ороми мо ба сояи сарви равони мост.
Фирдавсу ҳар чӣ ҳаст дар он қисмати рақиб,
Ранҷу ғаме, ки мерасад аз ӯ аз они мост.
Бо муддаӣ бигӯ, ки туву ҷаннатун-наим,
Дидори ёр, ҳосили сирри ниҳони мост.
Соғар биёру бода бирезу карашма кун,
К-ин ғамза рӯҳпарвари ҷону равони мост.
Ин боҳушону илмфурӯшону сӯфиён,
Менашнаванд[1] он чӣ ки вирди забони мост.

[1] Намешунаванд.

## Сабӯи ошиқон

Бархез мутрибо, ки тараб орзуи мост,

Чашми хароби ёри вафодор сӯи мост.

Девонагии ошиқи хубон зи бода аст,

Мастии ошиқони Худо, аз сабӯи мост.

Мо ошиқон зи қуллаи кӯҳи ҳидоятем,

Рӯҳул-амин ба «сидра» пайи ҷустуҷӯи мост.

Гулшан кунед майкадаро эй қаландарон!

Тайри биҳишти майзада дар гуфтугӯи мост.

Бо мутрибон бигӯ, ки тарабро фузун кунанд,

Дасти гадои савмаа боло ба сӯи мост.

Соқӣ бирез бодаи гулгун ба ҷоми ман,

Ин хуми пур зи май, сабаби обрӯи мост.

Боди баҳор пардаи рухсори ӯ гушуд,

Сурхии гул зи дилбари ошуфтарӯи мост.

Эй пардагӣ, ки ҷилваат аз арш бугзарад,

Меҳри рухат аҷин ба буни мӯй-мӯи мост.

## Қиблаи меҳроб

Хами абрӯи качат қиблаи меҳроби ман аст,

Тоби гесӯи ту худ рози табу тоби ман аст.

Аҳли дилро ба ниёиш агар одобе ҳаст,

Ёди дидори руху мӯи ту одоби ман аст.

Он чӣ дидам зи ҳарифон ҳама ҳушёрӣ буд,

Дар сафи майзада бедории ман хоби ман аст.

Дар ями илму амал муддаиён ғӯтаваранд,

Мастию беҳушии майзада гирдоби ман аст.

Ҳар касе аз гунаҳаш пӯзишу бахшиш талабад,

Дӯст дар тоати ман, ғофиру таввоби ман аст.

Ҳоша лиллоҳ, ки ҷуз ин раҳ, раҳи дигар пӯям,

Ишқи рӯи ту сиришта, ба гилу оби ман аст.

Ҳар касе аз ғаму шодист насибе ӯро,

Мояи ишрати ман ҷоми майи ноби ман аст.

## Дарёи ишқ

Афсонаи ҷаҳон дили девонаи ман аст,
Дар шамъи ишқ сӯхта, парвонаи ман аст.
Гесӯи ёр доми дили ошиқони ӯст,
Холи соёҳи пушти лабаш донаи ман аст.
Ғавғои ошиқон рухи ғаммози дилбарон,
Розу ниёзҳо ҳама дар хонаи ман аст.
Кӯи накӯи майкада боби сафои ишқ,
Тоқу рувоқи рӯи ту кошонаи ман аст.
Фарёди раъди нолаи дилсӯзи ҷони ман,
Дарёи ишқ қатраи мастонаи ман аст.
То шуд ба зулфи ёр сари шона ошно,
Масҷуди қудсиён ҳамагӣ шонаи ман аст.

## Фатвои ман

Сари кӯи ту ба ҷони ту қасам ҷои ман аст,

Ба хами зулфи ту дар майкада маъвои ман аст.

Орифони рухи ту ҷумла залуманду ҷаҳул,

Ин залумию ҷаҳулӣ, сару савдои ман аст.

Ошиқи рӯи ту ҳасратзада андар талаб аст,

Сар ниҳодан ба сари кӯи ту фатвои ман аст.

Олиму ҷоҳилу зоҳид ҳама шайдои туанд,

Ин на танҳо рақами сирри сувайдои ман аст.

Рух кушо, ҷилва намо, гӯшаи чашме андоз,

Ин ҳавои дили ғамдидаи шайдои ман аст.

Масҷиду савмааву буткадаву дайру канис,

Ҳар куҷо мегузарӣ ёди дилорои ман аст.

Дар ҳиҷобему ҳиҷобему ҳиҷобему ҳиҷоб,

Ин ҳиҷоб аст, ки худ рози муаммои ман аст.

## Хонаи ишқ

Хонаи ишқ асту манзилгоҳи ушшоқи ҳазин аст,

Пояи он бартар аз дарвозаи арши барин аст.

Ин саро борафкани майхӯрдагони роҳи ёр аст,

Бо парешонҳолию мастию беҳушӣ қарин аст.

Аз ҷаҳони ҳастию мулку ҷаҳонбинӣ бурун аст,

Бо гурӯҳи нестӣ ҷӯёни ошиқ ҳамнишин аст.

Маскани савдогарони рӯи ёри гулъизор аст,

Маркази дилдодагони он нигори маҳҷабин аст.

Пардадорони ҳарам фармонравоёни тариқанд,

Бонии ин боргаҳ, овора аз рӯи замин аст.

Окифи ин каъба вораста зи мадҳи ину он аст,

Ходими ин майкада дур аз санои ону ин аст.

## Ҳавои висол

Дар печу тоби гесӯи дилбар тарона аст,

Дил бардаи фидоии ҳар шохи шона аст.

Ҷон дар ҳавои дидани рухсори моҳи туст,

Дар масҷиду каниса нишастан баҳона аст.

Дар сайди орифону зи ҳастӣ рамидагон,

Зулфат чу дому холи лабат ҳам чу дона аст.

Андар висоли рӯи ту эй шамси тобнок,

Ашкам чу сел ҷониби дарё равона аст.

Дар кӯи дӯст фасли ҷавонӣ ба сар расид,

Бояд чӣ кард ин ҳама ҷаври замона аст.

Амвоҷи ҳусни дӯст чу дарёи бекарон,

Ин масти ташнаком, ғамаш дар карона аст.

Майхона дар ҳавои висолаш тарабкунон,

Мутриб ба рақсу шодию чангу чағона аст.

## Партави ишқ

Ишқ агар бол кушояд, ба ҷаҳон ҳоким ӯст,

Гар кунад ҷилва дар ин кавну макон ҳоким ӯст.

Рӯзе ар рух бинамояд, зи ниҳонхонаи хеш,

Фош гардад, ки ба пайдову ниҳон ҳоким ӯст.

Заррае нест ба олам, ки дар он ишқе нест,

Боракаллоҳ, ки карон то ба карон ҳоким ӯст.

Гар аён гардад рӯзе рухаш аз пардаи ғайб,

Ҳама бинанд, ки дар ғайбу аён ҳоким ӯст.

То ки аз ҷисму равон бар ту ҳиҷоб аст ҳиҷоб,

Худ набинӣ ба ҳама ҷисму равон ҳоким ӯст.

Ман чӣ гӯям, ки ҷаҳон нест ба ҷуз партави ишқ,

Зул-ҷалолест, ки бар даҳру замон ҳоким ӯст.

## Мубталои дӯст

Боди сабо, гузар кунӣ ар дар сарои дӯст,

Бар гӯ, ки дӯст сар наниҳад, ҷуз ба пои дӯст.

Ман сар намениҳам, магар андар қудуми ёр,

Ман ҷон намедиҳам, магар андар ҳавои дӯст.

Кардӣ дили маро зи фироқи рухат кабоб,

Инсоф худ бидеҳ, ки бувад ин сазои дӯст?

Маҷнун асири ишқ шуд, аммо чу ман нашуд,

Эй кош кас чу ман нашавад мубталои дӯст.

### Сабӯи дӯст

Умре гузашту роҳ набурдам ба кӯи дӯст,

Маҷлис тамом гашту, надидем рӯи дӯст.

Гулшан муаттар аст саропо зи бӯи ёр,

Гаштем ҳар куҷо нашунидем бӯи дӯст.

Ҳар ҷо ки меравӣ зи рухи ёр равшан аст,

Хуффошвор роҳ набурдем сӯи дӯст.

Майхорагони дилшуда соғар гирифтаанд,

Моро наме насиб шуд, аз сабӯи дӯст.

Гӯши ману ту васфи рухи ёр нашнавад,

В-арна ҷаҳон надорад, ҷуз гуфтугӯи дӯст.

Бо оқилон бигӯ, ки рухи ёр зоҳир аст,

Ковиш бас аст, ин ҳама дар ҷустуҷӯи дӯст.

Соқӣ зи дасти ёр ба мо бода медиҳад,

Баргир май ту низ зи дасти накӯи дӯст.

### Сирри ҷон

Бо кӣ гӯям рози дилро кас маро ҳамроз нест,

Аз чӣ ҷӯям сирри ҷонро дар ба рӯям боз нест.

Ноз кун, то метавонӣ, ғамза кун, то мешавад,

Дардмандеро надидам, ошиқи ин ноз нест.

Ҳалқаи сӯфию дайри роҳибам ҳаргиз маҷӯй,

Мурғи болу парзада, бо зоғ ҳампарвоз нест.

Аҳли дил оҷиз зи гуфтор аст бо аҳли хирад,

Безабон бо бедилон, ҳаргиз суханпардоз нест.

Сар бидеҳ дар роҳи ҷонон, ҷон ба каф сарбоз бош,

Он ки сар дар кӯи дилбар нафканад, сарбоз нест.

Ишқи ҷонон реша дорад, дар дил аз рӯзи аласт,

Ишқро анҷом набвад, чун варо оғоз нест.

Ин парешонҳолӣ аз ҷоми «бало» нӯшидаам,

Ин «бало» то васли дилбар, бебало дамсоз нест.

## Маҳфили дилсӯхтагон

Ошиқам ошиқу ҷуз васли ту дармонаш нест,
Кист к-ин оташи афрӯхта дар ҷонаш нест.
Ҷуз ту дар маҳфили дилсӯхтагон зикре нест,
Ин ҳадисест, ки оғозашу поёнаш нест.
Рози дилро натавон пеши касе боз намуд,
Ҷуз бари дӯст, ки худ ҳозиру пинҳонаш нест.
Бо кӣ гӯям, ки ба ҷуз дӯст набинад ҳаргиз,
Он ки андешаву дидор ба фармонаш нест.
Гӯшаи чашм кушо, бар мани мискин бингар,
Ноз кун ноз, ки ин бодия сомонаш нест.
Сари хум боз куну соғари лабрезам деҳ,
Ки ба ҷуз ту сари паймонаву паймонаш нест.
Натавон баст забонаш зи парешонгӯӣ,
Он ки дар сина ба ҷуз қалби парешонаш нест.
Пора кун дафтару бишкан қаламу дам дарбанд,
Ки касе нест, ки саргаштаву ҳайронаш нест.

## Мастии ошиқ

Дил, ки ошуфтаи рӯи ту набошад, дил нест,

Он, ки девонаи холи ту набошад, оқил нест.

Мастии ошиқи дилбохта аз бодаи туст,

Ба ҷуз ин мастиям аз умр дигар ҳосил нест.

Ишқи рӯи ту дар ин бодия афканд маро,

Чӣ тавон кард, ки ин бодияро соҳил нест.

Бигзар аз хеш агар ошиқи дилбохтаӣ,

Ки миёни туву ӯ ҷуз ту касе ҳоил нест.

Раҳрави ишқӣ агар, хирқаву саҷҷода фикан,

Ки ба ҷуз ишқ туро раҳрави ин манзил нест.

Агар аз аҳли дилӣ сӯфию зоҳид бигзор,

Ки ҷуз ин тоифаро роҳ дар ин маҳфил нест.

Бар хами турраи ӯ чанг занам чангзанон,

Ки ҷуз ин ҳосили девонаи ло-яъқил нест.

Дасти ман гиру аз ин хирқаи солус раҳон,

Ки дар ин хирқа ба ҷуз ҷойгаҳи ҷоҳил нест.

Илму ирфон ба харобот надорад роҳе,

Ки ба манзилгаҳи ушшоқ раҳи ботил нест.

## Ҳасрати рӯй

Имшаб аз ҳасрати рӯят дигар оромам нест,

Дилам ором нагирад, ки дилоромам нест.

Гардиши боғ нахоҳам наравам тарфи чаман,

Рӯи гулзор наҷӯям, ки гуландомам нест.

Ман аз оғоз, ки рӯи ту бидидам гуфтам,

Дар пайи талъати ин ҳурваш анҷомам нест.

Ман ба як дона ба доми ту ба худ афтодам,

Чӣ гумон буд, ки дар милки ҷаҳон домам нест.

Хоки кӯяш шаваму коми талабкор шавам,

Гар чӣ донам, ки аз он ком талабкомам нест.

Ҳама айём чу «ҳиндӣ» сари роҳаш гирам,

Гар чӣ тавфиқи назар дар ҳама айёмам нест.

## Ҳаст ва нест

Олам андар зикри ту дар шӯру ғавғо ҳасту нест,

Бода аз дасти ту андар ҷоми саҳбо ҳасту нест.

Нури рухсори ту дар дилҳо фурӯзон шуд, нашуд,

Ишқи рӯят дар дили ҳар пиру барно ҳасту нест.

Булбул андар шохи гул, мадҳи туро хонду нахонд,

Бӯи атри мӯи ту дар дашту саҳро ҳасту нест.

Дарди дил аз рӯи зардам пеши ӯ гуфту нагуфт,

Пора-пора ҷомаи сабру шакебо ҳасту нест.

Ҷони ман дар роҳи он дилбар фидо гашту нагашт,

Ҷони хубон бархии[1] хоки дилоро ҳасту нест.

Корвони ишқ дар рӯъёи ӯ рафту нарафт,

Ҷони садҳо корвон дар ин таманно ҳасту нест.

---

[1] Бархӣ: қурбон, фидоӣ.

## Роҳу расми ишқ

Он ки сар дар кӯи ӯ нагзошта, озода нест,

Он ки ҷон нафканда дар даргоҳи ӯ дилдода нест.

Нестиро баргузин эй дӯст андар роҳи ишқ,

Ранги ҳастӣ ҳар кӣ бар рух дорад, одамзода нест.

Роҳу расми ишқ берун аз ҳисоби мову туст,

Он ки ҳушёр асту бедор аст, масти бода нест.

Сар ниҳодан бар дари ӯ по ба сар бинҳодан аст,

Ҳар кӣ худро ҳаст донад, по ба сар бинҳода нест.

Солҳо бояд, ки роҳи ишқро пайдо кунӣ,

Ин раҳи риндони майхонаст, роҳи сода нест.

Хирқаи дарвеш ҳамчун тоҷи шоҳаншоҳӣ аст,

Тоҷдору хирқадор аз рангу бӯ афтода нест.

То асири рангу бӯӣ, бӯи дилбар нашнавӣ,

Ҳар кӣ ин ағлол дар ҷонаш бувад, омода нест.

## Қиссаи мастӣ

Он ки дил хоҳад даруни Каъбаву бутхона нест,

Он чӣ ҷон ҷӯяд ба дасти сӯфии бегона нест.

Гуфтаҳои файласуфу сӯфию дарвешу шайх,

Дар хури васфи ҷамоли дилбари фарзона нест.

Бо ки гӯям рози дилро, аз ки ҷӯям васфи ёр,

Ҳар чӣ гӯянд аз забони ошиқу девона нест.

Ҳушмандонро бигӯ дафтар бибанданд аз сухан,

К-он чӣ гӯянд аз забони беҳушу мастона нест.

Соғар аз дасти ту гар нӯшам барам роҳе ба дӯст,

Бенасиб он кас, ки ӯро раҳ бар ин паймона нест.

Ошиқон донанд дарди ошиқу сӯзи фироқ,

Он ки бар шамъи ҷамолат сӯхт, ҷуз парвона нест.

Ҳалқаи гесӯву нозу ишваю холи лабат,

Ғайри мастон кас надонад, ғайри дому дона нест.

Қиссаи мастию рамзи бехудию беҳушӣ,

Ошиқон донанд к-ин устураву афсона нест.

## Майгусорон

Ошиқони рӯи ӯро хонаву кошона нест,

Мурғи болу паршикаста, фикри боғу лона нест.

Гар асири рӯи ӯй, нест шав парвона шав,

Пойбанди милки ҳастӣ дар хури парвона нест.

Майгусоронро дил аз олам буридан шева аст,

Он ки рангу бӯй дорад, лоиқи майхона нест.

Роҳи илму ақл бо девонагӣ аз ҳам ҷудост,

Бастаи ин донаҳову ин домҳо девона нест.

Маст шав девона шав аз хештан бегона шав,

Ошно бо дӯст, роҳаш ғайри ин бегона нест.

## Табиби ишқ

Ғами дил бо кӣ бигӯям, ки маро ёре нест,
Ҷуз ту эй рӯҳи равон ҳеҷ мададкоре нест.
Ғами ишқи ту ба ҷон асту нагӯям ба касе,
Ки дар ин бодияи ғамзада ғамхоре нест.
Рози дилро натавонам ба касе букшоям,
Ки дар ин дайри муғон рознигаҳдоре нест.
Соқӣ аз соғари лабрез зи май дам барбанд,
Ки дар ин майкадаи майзада ҳушёре нест.
Дарди ман ишқи туву бистари ман бисатри марг,
Ҷуз туам ҳеҷ табибею парасторе нест.
Лутф кун лутфу гузар кун ба сари болинам,
Ки ба бемории ман, ҷони ту беморе нест.
Қалами сурх кашам бар варақу дафтари хеш,
Ҳон ки дар ишқи ману ҳусни ту гуфторе нест.

### Хирқаи тазвир

Моему яке хирқаи тазвиру дигар ҳеч,

Дар доми риё баста ба занҷиру дигар ҳеч.

Худбинию худхоҳию худкомагии нафс,

Ҷонро чу «равон» карда замингиру дигар ҳеч.

Дар боргаҳи дӯст набурдему надидем,

Ҷуз номаи сарбаста ба тақсиру дигар ҳеч.

Бугзида хароботу гусаста зи ҳама ақл,

Дил баста ба пешомади тақдиру дигар ҳеч.

Дарвеш, ки дарвешсифат нест, кушояд,

Бар халқи Худо дидаи таҳқиру дигар ҳеч.

Сӯфӣ, ки сафоияш набошад, ниҳад сар,

Ҷуз бар дари марди зару шамшеру дигар ҳеч.

Олим, ки ба ихлос наёроста худро,

Илмаш ба ҳиҷобе шуда тафсиру дигар ҳеч.

Ориф, ки зи ирфон кутубе чанд фаро хонд,

Бастааст ба алфозу таобиру дигар ҳеч.

## Муждаи дидор

Боди баҳор муждаи дидори ёр дод,
Шояд, ки ҷон ба мақдами боди баҳор дод.
Булбул ба шохи сарв дар овози дилфиреб,
Бар дил навиди сарви қади гулъизор дод.
Соқӣ ба ҷоми бода, дар он ишваю далол,[1]
Оромише ба ҷони мани беқарор дод.
Дар бӯстони ишқ нашояд ғамин нишаст,
Бояд, ки ҷон ба дасти буте майгусор дод.
Ширинзабони ман, гули бехори бӯстон,
Ҷоме зи ғам ба хусрав, фарҳодвор дод.
То рӯи дӯст дид, дили ҷонгудози ман,
Як ҷон надод дар раҳи ӯ, садҳазор дод.

[1] Далол: ноз ва карашма кардан.

## Парвози ҷон

Гар ба сӯи кӯчаи диддор роҳе бозгардад,

Гар ки бахти хуфтаам бо ману май ҳамсоз гардад.

Гар насими субҳгоҳӣ раҳ ба кӯи дӯст ёбад,

Гар дили афсурда бо он сарвқад ҳамроҳ гардад.

Гар най аз дарди дили ушшоқ шарҳе боз гӯяд,

Гар дили ғамдида бо ғамхор ҳам овоз гардад.

Гар Сулаймон бар ғами мӯри заифе раҳмат орад,

Дар бари соҳибдилон волою сарафроз гардад.

Дар ҳавояш сар супорам, дар қудумаш ҷон бирезам,

Гар ба рӯям дар кушояд, гар ба нозе боз гардад.

Соя афкан бар сарам эй сарви бӯстони накӯӣ,

То ки ҷонам аз ҷаҳон омодаи парвоз гардад.

## Ғами ёр

Бода аз паймонаи дилдор ҳушёрӣ надорад,

Бехудӣ аз нӯши ин паймона бедорӣ надорад.

Чашми бемори ту ҳар касро ба беморӣ кашонад,

То абад ин ошиқи бемор, беморӣ надорад.

Ошиқ аз ҳар чиз ҷуз дилдори дил барканда хомӯш,

Чун ки бо худ ҷуз ҳадиси ишқ гуфторе надорад.

Бо ки битвон гуфт аз ширинии дарди ғами ёр,

Ҷуз ғами дилдори ошиқпеша ғамхоре надорад.

Бар сари болини беморрахт рӯзе гузар кун,

Бин, ки ҷуз ишқи ту бар болин парасторе надорад.

Лутф кун эй дӯст аз рух парда букшо ноз кам кун,

Дил таманное зи дилбар ғайри дидоре надорад.

## Ахгари ғам

Он ки моро ҷуфт бо ғам кард, биншонид фард,

Диди̅ охир пурсише аз ҳоли зори мо накард.

Бар ғами пинҳон агар хоҳи̅ гувоҳе ошкор,

Ашки сурхамро равон бингар ту бар рухсори зард.

Оташи дилро фуру̅ биншонам ар бо оби чашм,

Бар ду олам ахгари ғам мезанам бо оҳи сард.

Гар на худ рухсори зебои ту дид андар чаман,

Гирдбод андар рухи гул мефишонад аз чи̅ гард?

Менаёрам[1] з-остонат ру̅и худ бардоштан,

Гар дусад борам зи ку̅и хештан сози̅ ту тард.

Бишнавам гар бо мани бедил туро бошад ситез,

Ҷон ба каф бигрифта биштобам ба ми̅дони набард.

«Ҳинди̅» ин бисруд, ҳар чанд устоде гуфтааст:

«Марди ин майдон наям ман, гар ту хоҳи̅ буд мард».

---

[1] Намеоварам.

## Сафари ишқ

Бо дили танг ба сӯи ту сафар бояд кард,

Аз сари хеш ба бутхона гузар бояд кард.

Пири мо гуфт зи майхона шифо бояд ҷуст,

Аз шифо ҷустани ҳар хона ҳазар бояд кард.

Он ки аз ҷилваи рухсори чу моҳат пеш аст,

Бегумон мӯъҷизаи шаққи қамар бояд кард.

Гар дари майкадаро пир ба ушшоқ гушуд,

Пас аз он орзуи фатҳу зафар бояд кард.

Гар дил аз нашъаи май даъвии сардорӣ дошт,

Ба худ оед, ки эҳсоси хатар бояд кард.

Мужда эй дӯст, ки ринде сари хумро букшод,

Боданӯшон! Лаб аз ин моида тар бояд кард.

Дар раҳи ҷустани оташкада сар бояд бохт,

Ба ҷафокории ӯ сина сипар бояд кард.

Сари хум бод саломат, ки ба дидори рухаш,

Масти соғарзадаро низ хабар бояд кард.

Турраи гесӯи дилдор ба ҳар кӯю дарест,

Пас ба ҳар кӯю дар аз шавқ сафар бояд кард.

### Қиблаи ишқ

Баҳор шуд дари мйхона боз бояд кард,

Ба сӯи қиблаи ошиқ намоз бояд кард.

Насими қудс ба ушшоқи боғ мужда диҳад,

Ки дил зи ҳар ду ҷаҳон бениёз бояд кард.

Кунун, ки даст ба домони сарв менарасад,[1]

Ба беди ошиқи маҷнун, ниёз бояд кард.

Ғаме, ки дар дилам аз ишқи гулъизорон аст,

Даво ба ҷоми май чорасоз бояд кард.

Кунун ки даст ба домони бӯстон нарасад,

Назар ба сарвқаде сарфароз бояд кард.

[1] Намерасад.

## Субҳи умед

Ишқат андар дили вайронаи мо манзил кард,

Ошно омаду бегона маро з-ин дил кард.

Лаби чун ғунчаи гул боз куну фош бигӯ,

Сирри он нуқта, ки кори ману дил мушкил кард.

Ёди рӯи ту ғами ҳар ду ҷаҳон аз дил бурд,

Субҳи уммед ҳама зулмати шаб ботил кард.

Ҷони ман гар ту маро ҳосиле аз умри азиз,

Самари умр ҷуз ин нест, ки дил ҳосил кард.

Ошно гар туӣ аз ҷаври рақибам ғам нест,

Рӯи некӯи ту ҳар ғам зи дилам зоил кард.

Наравад аз сари кӯи ту чу «ҳиндӣ» ҳаргиз,

Он мусофир, ки дар ин водии ҷон манзил кард.

## Ишқи дилдор

Чашми бемори ту эй майзада беморам кард,

Ҳалқаи гесӯят эй ёр гирифторам кард.

Сарви бӯстони накӯӣ, гули гулзори ҷамол,

Ғамза нокарда зи хубон ҳама безорам кард.

Ҳамаи майзадагон ҳуши худ аз каф доданд,

Соғар аз дасти равонбахши ту ҳушёрам кард.

Чӣ кунам шефтаам сӯхтаам ғамзадаам,

Ишваат волаи[1] он лаъли гуҳарборам кард.

Ишқи дилдор чунон кард, ки мансурманиш,

Аз диёрам бадар оварду сари дорам кард.

Ишқат аз мадрасаву ҳалқаи сӯфӣ рондам,

Бандаи ҳалқа ба гӯши дар хамморам кард.

Бода аз соғари лабрези ту ҷовидам сохт,

Бӯса аз хоки дарат маҳрами асрорам кард.

---

[1] Вола: шефта, саргашта шудан аз ишқ.

## Дилҷӯии пир

Дасти он шайх бибӯсед, ки такфирам кард,

Мӯҳтасибро бинавозед, ки занҷирам кард.

Мӯътакиф гаштам аз ин пас ба дари пири муғон,

Ки ба як ҷуръаи май аз ҳар ду ҷаҳон серам кард.

Оби кавсар нахӯрам, миннати ризвон набарам,

Партави рӯи ту эй дӯст ҷаҳонгирам кард.

Дили дарвеш ба даст ор, ки аз сирри аласт,

Парда бардошта огоҳ зи тақдирам кард.

Пири майхона бинозам, ки ба сарпанҷаи хеш,

Фониям карда адамкардаву тасхирам кард.

Ходими даргаҳи пирам, ки зи дилҷӯии худ,

Ғофил аз хеш намуду забару зерам кард.

### Ишқи чорасоз

Ҳадиси ишқи ту, боди баҳор боз овард,

Сабо зи тарфи чаман бӯи дилнавоз овард.

Тарабкунон гул аз асрори бӯстон мегуфт,

Фусурда ҷон хабар аз ишқи чорасоз овард.

Бунафша аз ғами дурии ёр нолон буд,

Фаришта ояти ҳиҷрони ҷонгудоз овард.

Ҳилол аз хами абрӯи ёр дам мезад,

Насим атри баҳорӣ чӣ сарфароз овард.

### Асрори ҷон

Эй дӯст пири майкада аз роҳ мерасад,

Бо як гули шукуфта ба ҳамроҳ мерасад.

Гул нест, балки ғунчаи боғи саодат аст,

Каз ҷони дӯст бар дили огоҳ мерасад.

Он рӯи ботаровату он мӯи атргин,

Аз хаймагаҳ гузашта ба харгоҳ[1] мерасад.

Аз хиттаи ҳақиқату аз хаймаи маҷоз,

Бархоста ба хилвати дилхоҳ мерасад.

Он нағмаи фариштаи фирдавси ҷовидон,

Бар гӯши ҷони майзада гаҳ-гоҳ мерасад.

Дуди даруни ошиқи сармаст аз шароб,

Бар қалби пири майкада бо оҳ мерасад.

Даст аз дилам бидор, ки фарёди ин гадо,

Аз чоҳи дил бурун шуда бар шоҳ мерасад.

Дарди дили фақир зи моҳе ба моҳ рафт,

Дарвеш нолааш ба дили моҳ мерасад.

Зери камони абруи дилдор ҷодуист,

К-асрори он ба қалби камингоҳ мерасад.

---

[1] Харгоҳ: хаймаи бузург.

## Фориғ аз олам

Факр фахр аст агар фориғ аз олам бошад,

Он ки аз хеш гузар кард, чияш ғам бошад?

Толеи бахт дар он рӯз барояд, ки шабаш,

Ёр то субҳ варо мӯнису ҳамдам бошад.

Тараби соғари дарвеш нафаҳмад сӯфӣ,

Бода аз дасти буте гир, ки маҳрам бошад.

Тӯтии боғи муҳаббат наравад кулбаи ҷуғд,

Бози фирдавс куҷо калби муаллам бошад?!

Ин дили гумшударо ё ба паноҳат бипазир,

Ё раҳо соз, ки саргаштаи олам бошад.

## Рози ниҳон

Достони ғами ман рози ниҳоне бошад,

Он шиносад, ки зи худ яксара фонӣ бошад.

Ба хами турраи зулфат натавонам раҳ ёфт,

Он тавонад, ки дилаш он чӣ ту донӣ бошад.

Соғаре аз хуми майхона маро боз диҳед,

Ки тавонад, ки дар ин майкада бонӣ бошад?

Гирди дилдор нагардад, ғами соқӣ нахӯрад,

Ғайри он ринд, ки беному нишоне бошад.

Гар чӣ пирам ба сари зулфи ту эй дӯст қасам,

Дар сарам ишқ чу айёми ҷавонӣ бошад.

Дурам аз кӯи ту эй ишвагари ҳар ҷое,

Ки насибам зи рухат номапаронӣ бошад.

Гар шабонон ба сари кӯи ту оянду раванд,

Хуррам он дам, ки маро шуғл, шабонӣ бошад.

## Муждаи васл

Гиреҳ аз зулфи хам андар хами дилбар во шуд,

Зоҳиди пир чу ушшоқи ҷавон русво шуд.

Қатраи бода зи ҷоми карамат нӯшидам,

Ҷонам аз мавҷи ғамат ҳамқадами дарё шуд.

Қиссаи дӯст раҳо кун, ки дар андешаи ӯ,

Оташе рехт ба ҷонам, ки равонфарсо шуд.

Муждаи васл ба риндони харобот расид,

Ногаҳон ғулғулаву рақсу тараб барпо шуд.

Оташеро, ки зи ишқаш ба дилу ҷонам зад,

Ҷонам аз хеш гузар карду халилосо шуд.

## Мўъҷизи ишқ

Нола зад дўст, ки рози дили ӯ пайдо шуд,

Пеши риндони харобот чисон русво шуд.

Хостам рози дилам пеши худам бошаду бас,

Дари майхона кушоданду чунин ғавғо шуд.

Сари хумро бикушоед, ки ёр омадааст,

Мужда эй майкада айши азалӣ барпо шуд.

Сари зулфи ту бинозам, ки баафшондани он,

Зарра хуршед шуду қатра ҳаме дарё шуд.

Лаб кушодию зи май гуфтию майхора шудӣ,

Пеши соқӣ ҳама асрори ҷаҳон ифшо шуд.

Гӯӣ аз кӯчаи майхона гузар карда Масеҳ,

Ки ба даргоҳи Худованд баланд ово шуд.

Мўъҷизи ишқ надонӣ ту, Зулайхо донад,

Ки бараш Юсуфи маҳбуб чунон зебо шуд.

### Суруди ишқ

Баҳор омаду гулзор нурборон шуд,

Чаман зи ишқи рухи ёр лолаафшон шуд.

Суруди ишқ зи мурғони бӯстон бишнав!

Ҷамоли ёр зи гулбарги сабз тобон шуд.

Нидо ба соқии сармасти гулъизор расид,

Ки тарфи дашт чу рухсори сурхи мастон шуд.

Ба ғунча гӯй, ки аз рӯи хеш парда фикан,

Ки мурғи дил зи фироқи рухат парешон шуд.

Зи ҳоли қалби ҷафодидаам мапурс, мапурс,

Чу абр аз ғами дилдор ашкрезон шуд.

## Баҳор

Баҳор омад, ки ғам аз ҷон бурд ғам дар дил афзун шуд,

Чӣ гӯям, к-аз ғами он сарви хандон ҷону дил хун шуд.

Гурӯҳи ошиқон бастанд маҳмилҳову ворастанд,

Ту донӣ ҳоли мо вомондагон дар ин миён чун шуд.

Гул аз ҳиҷрони булбул, булбул аз дурии гул ҳар дам,

Ба тарфи гулистон ҳар як ба ишқи хеш мафтун шуд.

Ҳиҷоб аз чеҳраи диддори мо боди сабо бигрифт,

Чу ман ҳар кас бар ӯ як дам назар афканд маҷнун шуд.

Баҳор омад зи гулшан бурд зардиҳову сардиҳо,

Ба юмни хур, гулистон сабзу бӯстон гарму гулгун шуд.

Баҳор омад баҳор омад баҳори гулъизор омад,

Ба майхорони ошиқ гӯ хумор аз саҳна берун шуд.

## Хизри роҳ

Чӣ шуд, ки имшаб аз ин ҷо гузоргоҳи ту шуд,
Магар, ки оҳи мани хаста Хизри роҳи ту шуд.
Басоти чун ту Сулаймону кулбаи дарвеш,
Наузу биллоҳ гӯё зи иштибоҳи ту шуд.
Кунун, ки омадию бо чу ман сафо кардӣ,
Басоти фақр чу кохи шаҳ аз паноҳи ту шуд.
Шабе, ки зулматаш аз дуди оҳи ман буд беш,
Чу рӯз равшан аз нури рӯи моҳи ту шуд.
Бигӯ ба шайх, ки имшаб биҳишти мавъуд аст,
Насиби ман ба аён хоҳ ё нахоҳи ту шуд.
Ту шоҳи анҷумани ҳусну «ҳиндии» бедил,
Ҳар он чӣ ҳаст зи ҷон хоки боргоҳи ту шуд.

## Китоби умр

Пирӣ расиду аҳди ҷавонӣ табоҳ шуд,

Айёми зиндагӣ ҳама сарфи гуноҳ шуд.

Бероҳа рафта пушт ба мақсад ҳаме равам,

Умре дароз сарф дар ин кӯрароҳ шуд.

Ворастагон ба дӯст паноҳанда гаштаанд,

Вобастае чу ман ба ҷаҳон бепаноҳ шуд.

Худхоҳӣ асту худсарию худписандӣ аст,

Ҳосил зи умр он ки худаш қиблагоҳ шуд.

Дилдодагон, ки рӯйсафеданд пеши ёр,

Ранҷи маро надида, ки рӯям сиёҳ шуд.

Афсӯс бар гузашта, бар оянда сад фусӯс,

Онро ки баста дар расани[1] молу ҷоҳ шуд.

Аз нур рӯ ба зулматам эй дӯст даст гир,

Онро ки рӯсиях ба сарошеби чоҳ шуд.

---

[1] Расан: ресмон, банд.

## Даъвои ихлос

Гар ту одамзода ҳастӣ, алламал-асмо чӣ шуд,

Қоба қавсайнат куҷо рафтаст, «ав адно» чӣ шуд.

Бар фарози дор фарёди «анал-ҳақ» мезанӣ,

Муддаийи ҳақталаб! Иннияту инно чӣ шуд.

Сӯфии софе агар ҳастӣ бикан ин хирқаро,

Дам задан аз хештан бо бӯқу бо карно1 чӣ шуд.

Зӯҳд мафрӯш эй қаландар! Обрӯи худ марез,

Зоҳид ар ҳастӣ ту пас иқбол бар дунё чӣ шуд.

Ин ибодатҳо, ки мо кардем хубаш косибист,

Даъвии ихлос бо ин худпарастиҳо чӣ шуд.

Муршид! Аз даъват ба сӯи хештан бардор даст,

«Ло илоҳат»-ро шунидастам, вале «илло» чӣ шуд.

Моири бемоя бишкан хомаи олудаат,

Кам дилозорӣ намо, пас аз Худо парво чӣ шуд.

---

[1] Карно: карнай.

## Ҷилваи ҷамол

Кӯтоҳ сухан, ки ёр омад,

Бо гесӯи мушкбор омад.

Букшод дару ниқоб бардошт,

Бепарда нигар нигор омад.

Ӯ буду касе набуд бо ӯ,

Яктои ғарибвор омад.

Биншасту бибаст дар зи ағёр,

Гӯё пайи ёри ғор омад.

Ман маҳви ҷамоли бемисолаш,

Ӯ ҷилвагар аз канор омад.

Бардошт ҳиҷоб аз майхона,

То бар сари майгусор омад.

Дунболаи субҳи лайлатулқадр,

Хур[1] бо рухи ошкор омад.

Бугзор чароғ субҳ гардид,

Хуршеди ҷаҳонмадор омад.

Бугзор қалам бипеч дафтар,

Кӯтоҳ сухан ки ёр омад.

---

[1] Хур: хуршед.

## Мелоди гул

Мелоди гулу баҳори ҷон омад,
Бархез, ки иди майкашон омад.
Хомӯш мабош зери ин хирқа,
Бар ҷони ҷаҳон ду бора ҷон омад.
Баргир ба даст парчами ушшоқ,
Фармондеҳи мулки ломакон омад.
Гулзор зи айши лола борон шуд,
Султони замину осмон омад.
Бо ёр бигӯ, ки парда бардорад,
Ҳин![1] Ошиқи охируззамон омад.
Омодаи амру наҳю фармон бош,
Ҳушдор! Ки мунҷии ҷаҳон омад.

[1] Ҳин: ба маънои ҳон, огоҳ бош.

## Корвони умр

Умрро поён расиду ёрам аз дар дарнаёмад,

Қиссаам охир шуду ин ғуссаро охир наёмад.

Ҷоми марг омад ба дастам, ҷоми май ҳаргиз надидам,

Солҳо бар ман гузашту лутфе аз дилбар наёмад.

Мурғи ҷон дар ин қафас беболу пар афтоду ҳаргиз,

Он ки бояд ин қафасро бишканад аз дар наёмад.

Ошиқони рӯи ҷонон, ҷумла беному нишонанд,

Номдоронро ҳавои ӯ даме бар сар наёмад.

Корвони ишқи рӯяш саф ба саф дар интизоранд,

Бо кӣ гӯям охир он маъшуқи ҷонпарвар наёмад.

Мурдагонро рӯҳ бахшад, ошиқонро ҷон ситонад,

Ҷоҳилонро инчунин ошиқкушӣ бовар наёмад.

## Лаззати ишқ

Лаззати ишқи туро ҷуз ошиқи маҳзун надонад,

Ранҷи лаззатбахши ҳиҷронро ба ҷуз маҷнун надонад.

То нагаштӣ кӯҳкан, ширинии ҳиҷрон надонӣ,

Нозпарварда раҳоварди дили пурхун надонад.

Хусрав аз ширинии Ширин наёбад рангу бӯе,

То чу Фарҳод аз дарунаш рангу бӯ берун надонад.

Юсуфе бояд, ки дар доми Зулайхо дил набозад,

В-арна хуршеду кавокиб дар бараш мафтун надонад.

Ғарқи дарё ҷуз хурӯши мавҷ бепоён набинад,

Бодияпаймои ишқат соҳилу ҳомун надонад.

Ҷилваи дилдорро оғозу анҷоме набошад,

Ишқи бепоёни мо ҷуз он, чарову чун надонад.

## Ҷоми ҷам

Бо гулрухон бигӯед, моро ба худ пазиранд,
Аз ошиқони бедил, ҳамвора даст гиранд.
Дардест дар дили мо, дармон намепазирад,
Дасте ба ошиқон деҳ, к-аз шавқи дил бимиранд.
По неҳ ба маҳфили мо, тороҷ кун дили мо,
Бингар ба ботили мо, к-аз обу гил хамиранд.
Савдогарони маргем, ёрони шоху баргем,
Риндони побараҳна, бар ҳоли мо басиранд.
Поканд майфурӯшон, мастони дилхурӯшон,
Барбаста чашму гӯшон, пирони сар ба зеранд.
Бардор ҷоми майро, ҷамро гузору кайро,
Фарзанди моҳу дайро, к-инон чу мо асиранд.

### Ҷилваи ҷом

Эй кош дӯст дарди диламро даво кунад,

Гар меҳрубониям нанамояд ҷафо кунад.

Сӯфӣ, ки аз сафо ба дилаш ҷилвае надид,

Ҷоме аз ӯ гирифт, ки бо он сафо кунад.

Дарде зи бевафоии дилбар ба ҷони мост,

Соқӣ биёр соғари май, то вафо кунад.

Бегона гашта дӯст зи ман ҷуръае бидеҳ,

Бошад, ки ёри ғамзадаро ошно кунад.

Пинҳон ба сӯи манзили дилдор баршудам,

Тарсам, ки мӯҳтасиб ғами ман бармало кунад.

Он ёри гулъизор қадам зад ба маҳфилам,

То кашфи роз аз дили ин порсо кунад.

Бо гесӯи кушода саре зан ба шайхи шаҳр,

Магзор шайхи маҷлиси риндон риё кунад!

## Рози мастӣ

Букшой дар, ки ёр зи хум нӯши ҷон кунад,

Рози даруни хеш зи мастӣ аён кунад.

Бо дӯстон бигӯ, ки ба майхона рӯ кунанд,

То ёр аз хумории худ, достон кунад.

Бардор парда аз дили ғамдидаат ки дӯст,

Ашки равони хеш зи доман равон кунад.

Бо гул бигӯ, ки чеҳра кушояд ба бӯстон,

То тайри қудс рози ниҳонро баён кунад.

Ҷоме биёр бар дари дарвеши бенаво,

То рози дил аён бари пиру ҷавон кунад.

Булбул ба боғ нола кунад ҳамчу ошиқон,

Гӯё, ки ёд аз ғами фасли хазон кунад.

Бугзор дардманди фироқи рухи нигор,

Аз дарди хеш нолаву оҳу фиғон кунад.

## Парданишин

Ин қофила аз субҳи азал сӯи ту ронанд,

То шоми абад низ ба сӯи ту равонанд.

Саргаштаву ҳайрон ҳама дар ишқи ту ғарқанд,

Дилсӯхта ҳар ноҳия бетобу тавонанд.

Букшой ниқоб аз руху биномӣ ҷамолат,

То фош шавад он чӣ ҳама дар пайи онанд.

Эй парданишин дар пайи дидори рухи ту,

Ҷонҳо ҳама дилбохта дилҳо нигаронанд.

Дар майкадаи риндон ҳама дар ёди ту мастанд,

Бо зикри ту дар буткадаҳо парсазанонанд.

Эй дӯст дили сӯхтаамро ту ҳадаф гир,

Мужгони туву абрӯи ту тиру камонанд.

## Сояи лутф

Бӯи гулояд аз чаман, гӯё ки ёр он ҷо бувад,

Дар боғ ҷашне дилписанд аз ёди ӯ барпо бувад.

Бар ҳар диёре бугзарӣ, бар ҳар гурӯҳе бингарӣ,

Бо сад забон бо сад баён, дар зикри ӯ ғавғо бувад.

Он сарви дилорои ман, он рӯҳи ҷонафзои ман,

Дар сояи лутфаш нишин, к-ин соя дил оро бувад.

Ин қуфлҳоро боз кун, аз ин фақас парвоз кун,

Анҷомро оғоз кун, к-он ҷо зи ёр ово бувад.

Ин торҳоро пора кун, в-ин дардҳоро чора кун,

Овора шав овора кун, аз ҳар чӣ ҳастизо бувад.

Бардор ин арқомро, бугзор ин авҳомро,

Бистон зи соқӣ ҷомро, ҷоме, ки дар он «ло» бувад.

## Дарёи фано

Кош рӯзе ба сари кӯи туам манзил буд,

Ки дар он шодию андӯҳи муроди дил буд.

Кош аз ҳалқаи зулфат гиреҳе дар каф буд,

Ки гиреҳбозкуни уқдаи ҳар мушкил буд.

Дӯш к-аз ҳиҷри ту дил ҳолати зулматкада дошт,

Ёди ту шамъи фурӯзандаи он маҳфил буд.

Дӯстон майзадаву масту зи ҳуш афтода,

Бенасиб он ки дар ин ҷамъ чу ман оқил буд.

Он ки бишкаст ҳама қайд, залум асту ҷаҳул,

В-он ки аз хешу ҳама кавну макон ғофил буд.

Дар бари дилшудагон илм ҳиҷоб аст ҳиҷоб,

Аз ҳиҷоб он ки бурун рафт ба ҳақ ҷоҳил буд.

Ошиқ аз шавқ ба дарёи фано ғӯтавар аст,

Бехабар он ки ба зулматкадаи соҳил буд.

Чун ба ишқ омадам аз ҳавзаи ирфон дидам,

Он чӣ хондему шунидем, ҳама ботил буд.

### Тариқи ишқ

Фироқ омаду аз дидагон фурӯғ рабуд,
Агар ҷафо накунанд ёр, дӯстияш чӣ суд?
Тулӯи субҳи саодат фаро расад, ки шабаш,
Ягона ёр ба хилват бидод изни вуруд.
Табиби дарди ман он гулрухи ҷафопеша,
Ба рӯи ман даре аз хонақоҳи худ нагушуд.
Аз он даме, ки дил аз хештан фурӯ бастам,
Тариқи ишқ ба бутхонаам равона намуд.
Ба рӯзи ҳашр, ки хубон раванд дар ҷаннат,
Зи ошиқони тариқат касе нахоҳад буд.
Агар зи орифи солик сухан бувад рӯзе,
Яқин бидон, ки нахоҳад расид бар мақсуд.

## Мастии нестӣ

Дар маҳзари шайх ёде аз ёр набуд,

Дар хонақаҳ аз он санам осор набуд.

Дар дайру калисою канису масҷид,

Аз соқии гулъизор дайёр набуд.

Сирре, ки ниҳуфтаст дар соғари май,

Бо аҳли хирад ҷуръати гуфтор набуд.

Дарде, ки зи ишқ дар дили майзада аст,

Бо ҳушёрон маҷоли изҳор набуд.

Роҳест раҳи ишқ, ки бо раҳрави он,

Рамзе бошад, ки пеши ҳушёр набуд.

Зин мастии нестӣ, ки дар ҷони ман аст,

Дар маҳкама ҳеҷ ҷои инкор набуд.

Ҳушёр мабошу роҳи мастонро гир,

К-андар сафи ҳушёрон дидор набуд.

## Султони ишқ

Гар сӯи ишқ дар дили мо рахнагар набуд,

Султони ишқро ба сӯи мо назар набуд.

Ҷон дар ҳавои дидани дилдор додаам,

Бояд чӣ узр хост, матои дигар набуд.

Он сар ки дар висоли рухи ӯ ба бод рафт,

Гар монда буд, дар назари ёр сар набуд.

Мӯсо агар надид ба шохи шаҷар рухаш,

Бешак дарахти маърифаташро самар набуд.

Гар бори ишқро ба ризо мекашӣ чӣ бок,

Ховар ба ҷо набуд ва ё бохтар набуд.

Билқисвор гар дари ишқаш намезадем,

Моро ба боргоҳи Сулаймон гузар набуд.

Гар мурғи боғи қудс ба васлаш расида буд,

Дар ҷамъи ошиқони ту бебол у пар набуд.

## Каъбаи ишқ

Аз дилбарам ба буткада ному нишон набуд,
Дар Каъба низ ҷилвае аз ӯ аён набуд.
Дар хонақоҳ зикре аз он гулъизор нест,
Дар дайру дар каниса каломе аз он набуд.
Дар мадраси фақеҳ ба ҷуз қилу қол нест,
Дар додгоҳ ҳеҷ аз ӯ достон набуд.
Дар маҳзари адиб шудам, балки ёбамаш,
Дидам калом ҷуз зи маонӣ баён набуд.
Ҳайратзада шудам ба суфуфи қаландарон,
Он ҷо ба ҷуз мадиҳате аз қулдурон[1] набуд.
Як қатра май зи ҷоми ту эй ёри дилфиреб,
Он май диҳад, ки дар ҳама мулки ҷаҳон набуд.
Як ғамза карду рехт ба ҷон як шарар к-аз он,
Дар боргоҳи қудс бари қудсиён набуд.

---

[1] Қурдурон: зӯргӯён ва золимон.

### Гувоҳи дил

Соғар аз дасти зарифи ту гуноҳе набувад,

Ҷуз сари кӯи ту эй дӯст! Паноҳе набувад.

Дари уммед зи ҳар сӯй ба рӯям бастаст,

Ҷуз дари майкада уммед ба роҳе набувад.

Он ки аз бодаи ишқи ту лабе тоза намуд,

Мулки ҳастӣ бар чашмаш пари коҳе набувад.

Гар ту дар ҳалққаи риндон назаре нанмоӣ,

Ба нигоҳат, ки дар он ҳалқа нигоҳе набувад.

Ҷонфидои санами бодафурӯше, ки бараш,

Ҳастию нестию бандаву шоҳӣ набувад.

Назаре кун, ки набошад чу ту соҳибназаре,

Ба маризе, ки дар ӯ ҷуз ғаму оҳе набувад.

Ошиқам ошиқи дилсӯхта аз дурии ёр,

Дар кафам ҷуз дили афсурда гувоҳе набувад.

## Занҷили дил

Ҷуз гули рӯи ту уммед ба ҷое набувад,

Дарди ишқ аст ба ғайри ту давое набувад.

Бандаи мӯи туам дастфишоне нарасад,

Роҳии кӯи туам роҳнамое набувад.

Ҳалқаи зулфи ту занҷири дили ғамгин аст,

Аз дилам ҷуз рухи ту ҳалқакушое набувад.

Сӯфии софӣ аз ин майкада берун наравад,

Ки ба ҷуз кулбаи ушшоқ сафое набувад.

Окифи кӯи бутон бош, ки дар маслаки ишқ,

Бӯса бар гунаи дилдор хатое набувад.

Ходими пири муғон бош, ки дар мазҳаби ишқ,

Ҷуз бути ҷом ба каф ҳукмравое набувад.

## Рӯзи васл

Ғам махӯр айёми ҳиҷрон рӯ ба поён меравад,

Ин хуморӣ аз сари мо майгусорон меравад.

Пардаро аз рӯи моҳи хеш боло мезанад,

Ғамзаро сар медиҳад, ғам аз дилу ҷон меравад.

Булбул андар шохсори гул ҳувайдо мешавад,

Зоғ бо сад шармсорӣ аз гулистон меравад.

Маҳфил аз нури рухи ӯ нурафшон мешавад,

Ҳар чӣ ғайр аз зикри ёр, аз ёди риндон меравад.

Абрҳо аз нури хуршеди рухаш пинҳон шаванд,

Парда аз рухсори он сарви хиромон меравад.

Ваъдаи дидор наздик аст ёрон мужда бод,

Рӯзи васлаш мерасад, айёми ҳиҷрон меравад.[1]

---

[1] Инно *лиллоҳ* ва инно илайҳи роҷиун. Ин сафҳа фақат даҳ соат монда ба пайвастани рӯҳи муқаддаси ҳазрати Имом Хумайнӣ ба малакути аъло, ба дасти ин ҳақири «қаламшикаста» таҳрир шуд. Хурдодмоҳи 1368 ҳ. ш – Ҷалил Расулӣ.

## Оташи ишқ

Кист к-ошуфтаи он зулфи чалипо нашавад?!

Дидае нест, ки бинад туву шайдо нашавад.

Ноз кун ноз, ки дилҳо ҳама дар банди туанд,

Ғамза кун ғамза, ки дилбар чу ту пайдо нашавад.

Рух намо то ҳама хубон хиҷил аз хеш шаванд,

Гар кашӣ парда зи рух кист, ки русво нашавад.

Оташи ишқ бияфзо ғами дил афзун кун,

Ин дили ғамзада натвон, ки ғамафзо нашавад.

Чорае нест ба ҷуз сӯхтан аз оташи ишқ,

Оташе деҳ, ки бияфтад ба дилу по нашавад.

Заррае нест, ки аз лутфи ту ҳомун набувад,

Қатрае нест, ки аз меҳри ту дарё нашавад.

Сар ба хоки сари кӯи ту ниҳад ҷон эй дӯст,

Ҷон чӣ бошад, ки фидои рухи зебо нашавад.

## Роз букшо!

Мурғи дил пар мезанад, то з-ин қафас берун шавад,

Ҷон ба ҷон омад тавонаш, то даме маҷнун шавад.

Кас надонад ҳоли ин парвонаи дилсӯхта,

Дар бари шамъи вуҷуди дӯст, охир чун шавад.

Раҳравон бастанд бору баршуданд аз ин диёр,

Бозмонда дар хами ин кӯча дилпурхун шавад.

Роз букшо парда бардор аз рухи зебои хеш,

К-аз ғами дидори рӯят дида чун Ҷайҳун шавад.

Соқӣ аз лабташнагони бозмонда ёд кун,

Соғарат лабрез гардад, мастият афзун шавад.

Гар биборад абри раҳмат бода рӯзе ҷои об,

Даштҳо сармаст гардад, чеҳраҳо гулгун шавад.

## Ишқи Масеҳодам

Булбул аз ҷилваи гул нағмаи Довуд намуд,

Нағмааш дарди дили ғамзада беҳбуд намуд.

Соқӣ аз ҷоми ҷаҳонтоб ба ҷони ошиқ,

Он чӣ бо ҷони Халил оташи Намруд намуд.

Бандаи ишқи Масеҳодами он дилдорам,

Ки ба юмни қадамаш ҳастии ман дуд намуд.

Дар парешонии мо ҳар чӣ шунидӣ ҳеҷ аст,

Ҳеҷро кас натавонист, ки нобуд намуд.

Нозам он дилбари пуршӯр, ки бо саҳбояш,

Пардабардори рухи обиду маъбуд намуд.

Қудрати дӯст нигар, к-аз нигаҳе аз сари лутф,

Соҷиди хок дари майкада масҷуд намуд.

## Партави ҳусн

Хост шайтон бад кунад бо ман, вале эҳсон намуд,

Аз биҳиштам бурд берун, бастаи ҷонон намуд.

Хост аз Фирдавс берунам кунад хорам кунад,

Ишқ пайдо гашту аз мулку малак паррон намуд.

Соқӣ омад, то зи ҷоми бода беҳушам кунад,

Беҳушӣ аз мулк берунам намуду ҷон намуд.

Партави ҳуснат ба ҷон афтоду онро нест кард,

Ишқ омад дардҳоро ҳар чӣ буд дармон намуд.

Ғамзаат дар ҷони ошиқ барфурӯзад оташе,

Ончунон к-аз ҷилвае бо Мӯсаи Имрон намуд.

«Ибни Сино»-ро бигӯ дар Тури Сино раҳ наёфт,

Он киро бурҳони ҳайронсози ту ҳайрон намуд.

## Ошиқи дилбохта

Сари хум бод саломат, ки ба ман роҳ намуд,

Соқии бода ба каф ҷони ман огоҳ намуд.

Ходими даргаҳи майхонаи ушшоқ шудам,

Ошиқи маст маро ходими даргоҳ намуд.

Сарви ҷонам ба фидои санами бодафурӯш,

Ки ба як ҷуръа маро хусрави ҷам ҷоҳ намуд.

Моҳи рухсори фурӯзандаат эй мояи айш,

Бениёзам ба Худо аз хуру аз моҳ намуд.

Барги сабзе зи гулистони рухат бахшудӣ,

Фориғам аз ҳама фирдавсии[1] гумроҳ намуд.

Бо ки гӯям ғами он ошиқи дилбохтаро,

Ки ҳама рози худ андар шиками чоҳ намуд.

[1] Мансуб ба «Фирдавс» ба маънои биҳишт, «фирдавсӣ» яъне биҳиштӣ, аҳли биҳишт.

## Хирқаи фақр

Бар дари майкадаам дастфишон хоҳӣ дид,

Пойкӯбон чу қаландарманишон хоҳӣ дид.

Боз сармаст аз он соғари май хоҳам шуд,

Беҳушам масхараи пиру ҷавон хоҳӣ дид.

Аз дари мадрасаю дайр бурун хоҳам тохт,

Окифи сояи он сарви равон хоҳӣ дид.

Аз иқоматгаҳи ҳастӣ ба сафар хоҳам рафт,

Ба сӯи нестиям рахткашон хоҳӣ дид.

Хирқаи фақр ба якбора тухӣ хоҳам кард,

Нанги ин хирқаи пӯсида аён хоҳӣ дид.

Бода аз соғари он дилзада хоҳам нӯшид,

Фориғам аз ҳама мулки ду ҷаҳон хоҳӣ дид.

## Баҳори орзу

Бар дари майкадаам парсазанон хоҳӣ дид,

Пири дилбохта бо бахти ҷавон хоҳӣ дид.

Навбаҳор ояду гулзор шукуфо гардад,

Бегумон кӯтаҳии умр хазон хоҳӣ дид.

Мурғи афсурда, ки дар кунҷи қафас маҳбус аст,

Бар фарози фалак аз шавқ парон хоҳӣ дид.

Сӯзиши боди дай[1] аз саҳна бурун хоҳад рафт,

Бориши абри баҳорӣ ба аён хоҳӣ дид.

Қавсро боди баҳорӣ ба ақаб хоҳад ронд,

Пас аз он қавси қазаҳро чу камон хоҳӣ дид.

Дилбари пардагӣ аз парда бурун хоҳад шуд,

Партави нури рухаш дар ду ҷаҳон хоҳӣ дид.

---

[1] Дай: моҳи даҳум аз соли хуршедӣ, моҳи аввали зимистон, ки мавсими сахтии сармо аст.

## Диёри қудс

Даст аз дилам бидор, ки ҷонам ба лаб расид,
Андар фироқи рӯи ту рӯзам ба шаб расид.
Гуфтам ба ҷони ғамзада дигар ту ғам махӯр,
Ғам рахт басту мавсими айшу тараб расид.
Дилдори ман чу Юсуфи гумгашта боз гашт,
Канъони маро рӯи дили мултаҳиб расид.
Рози дилам, ки қалби ҷафодидаам дарид,
Аз синаам гузашту ба мағзи асаб расид.
Мурғи диёри қудс аз он парзанон рамид,
Бар даргаҳе, ки буд варо мунтахаб расид.
Доруссалом рӯи саломат нишон надод,
Бугзашт ҷон аз ону ба дорул-аҷаб расид.

## Рӯи ёр

Ин раҳравони ишқ, куҷо мераванд зор,

Раҳро канора нест, чаро меҳниҳанд бор.

Ҳар ҷо раванд ҷуз сари кӯи нигор нест,

Ҳар ҷо ниҳанд бор ҳамон ҷо бувад нигор.

Соғар намеситонанд аз ғайри дасти дӯст,

Соқӣ намешиносанд аз ғайри он диёр.

Дар ишқи рӯи ӯст ҳама шодию суруд,

Дар ҳиҷри васли ӯст ҳама зорию назор.

Аз нури рӯи ӯст гулистон шавад чаман,

Дар ёди сарви қомати ӯ бишкуфад баҳор.

Моро насиби рӯи ту бо ин ҳиҷоб нест,

Бардор ин ҳиҷоб аз он рӯи гулъизор.

## Бо кӣ гӯям?

Бо кӣ гӯям ғами девонагии худ ҷуз ёр?

Аз кӣ ҷӯям раҳи майхона ба ғайр аз дилдор?

Сирри ишқ аст, ки ҷуз дӯст надонад дигар,

Менагунҷад[1] ғами ҳиҷрони вай андар гуфтор.

Навбаҳор аст дари майкадаро букшоед,

Натавон баст дари майкада дар фасли баҳор.

Бода оред дар ин фасл ба ёди соқӣ,

Насазад рафт ба гулзор бадин ҳоли хумор.

Хами зулфе бикушо эй санами бодафурӯш!

Ҳоҷати ин дили ғамгин ба сари зулф барор.

Рӯзи мелоди маҳин ошиқи ёр аст имрӯз,

Мададе кун сари хумро бикушо бар аброр.

Ҳолате рафт зи дидори рухаш бар мастон,

Менагӯям[2] ба касе, ҷуз санами бодагусор.

---

[1] Намегунҷад.
[2] Намегӯям.

## Бодаи ҳушёрӣ

Баргир ҷому ҷомаи зӯҳду риё дар ор,

Меҳробро ба шайхи риёкор вогузор.

Бо пири майкада хабари ҳоли мо бигӯ,

Бо соғаре бурун кунад аз ҷони мо хумор.

Кашкули фақр шуд сабаби ифтихори мо,

Эй ёри дилфиреб! Бияфзой ифтихор.

Мо резахори сӯҳбати ринди қаландарем,

Бо ғамзае навоз дили пири ҷирахор.

Аз заҳри ҷонгудози рақибам сухан магӯй,

Донӣ чиҳо кашидам аз ин мори холдор.

Бӯсу канори ёр ба ҷонам ҳаёт дод,

Дар ҳиҷри ӯ на бӯс насиб асту не канор.

Ҳушдор деҳ ба пири харобот аз ғамам,

Соқӣ зи ҷоми бода маро кард ҳушёр.

## Хуми май

Даккаи атрфурӯшист ва ё маъбари ёр,

Моҳи равшангари базм аст ва ё рӯи нигор.

Эй насими саҳарӣ аз сари кӯяш ой,

Ки чунин рӯҳфазоию чунин ғолия бор.

Ғамзаӣ! Тобкушоӣ ба рухам роҳи умед,

Лутфе эй дӯст! Бар ин дилшудаи зору назор.

Дари майхона ба рӯям бикушудаст ҳариф,

Соғаре аз кафи худ боз деҳ эй лолаизор.

Хуми май зинда агар соғаре аз даст бирафт,

Сари хум боз куну уқда зи ҷонам бардор.

Бар канам хирқаи солус агар лутф кунӣ,

Сар ниҳам бар қадамат хирқа гузорам ба канор.

## Диёри дилдор

Кӯр-кӯрона ба майхона марав эй ҳушёр,

Хонаи ишқ бувад ҷомаи тазвир бар ор.

Ошиқонанд дар он хона ҳама бесару по,

Сару пое агарат ҳаст дар он по нагузор.

Ту ки дилбастаи тасбеҳию вобастаи дайр,

Соғари бода аз он майкада уммед мадор.

Пора кун субҳаву[1] бишкан дар ин дайри хароб,

Гар ки хоҳӣ шавӣ огоҳ зи сирр-ул-асрор.

Гар надорӣ сари ушшоқу надонӣ раҳи ишқ,

Сари худ гиру раҳи ишқ ба раҳвор супор.

Боз кун ин қафасу пора кун ин дом аз пой,

Парзанон пардадарон рӯ ба диёри дилдор.

---

[1] Субҳа: тасбеҳ.

## Партави хуршед

Мужда эй мурғи чаман фасли баҳор омад боз,

Мавсими май задану бӯсу канор омад боз.

Вақти пажмурдагию ғамзадагӣ охир шуд,

Рӯзи овехтан аз домани ёр омад боз.

Мурдагиҳову фурӯрехтагиҳо бишуданд,

Зиндагиҳо баду сад нақшу нигор омад боз.

Зардӣ аз рӯи чаман бор фаро басту бирафт,

Гулбун аз партави хуршед ба бор омад боз.

Соқию майкадаю мутрибу дастафшонӣ,

Ба ҳавои хами гесӯи нигор омад боз.

Гар гузаштӣ ба дари мадраса бо шайх бигӯ,

Пайи таълими ту он лолаизор омад боз.

Даккаи зӯҳд бибандед дар ин фасли тараб,

Ки ба гӯши дили мо нағмаи тор омад боз.

### Мастии ишқ

Дари майхона ба рӯи ҳама боз аст ҳанӯз,

Синаи сӯхта дар сӯзу гудоз аст ҳанӯз.

Бениёзист дар ин мастию беҳушӣ ишқ,

Дари ҳастӣ задан аз рӯи ниёз аст ҳанӯз.

Чора аз дурии дилбар набувад лаб барбанд,

Ки ғуломи дари ӯ банданавоз аст ҳанӯз.

Роз магушой магар дар бари масти рухи ёр,

Ки дар ин марҳала ӯ маҳрами роз аст ҳанӯз.

Даст бардор зи савдогарию булҳавасӣ,

Дасти ушшоқ сӯи дӯст дароз аст ҳанӯз.

Нарасад дасти мани сӯхта бар домани ёр,

Чӣ тавон кард, ки дар ишваю ноз аст ҳанӯз.

Эй насими саҳарӣ! Гар сари кӯяш гузарӣ,

Атр баргир, ки ӯ ғолиясоз аст ҳанӯз.

## Сояи сарв

Абрӯву мужжаи ӯ, тиру камон аст ҳанӯз,

Турраи гесӯи ӯ, атрфишон аст ҳанӯз.

Мо ба савдогарии хеш равонем ҳама,

Ӯ ба дилбурдагии хеш равон аст ҳанӯз.

Мо пайи сояи сарваш ба талошем ҳама,

Ӯ зи пиндори мани хаста ниҳон аст ҳанӯз.

Сару ҷоне набвад, то ки ба ӯ ҳадя кунам,

Ӯ саропои ҳама рӯҳу равон аст ҳанӯз.

Мани дилсӯхта парвонаи шамъи рухи ӯ,

Рухи зебояш аён буду аён аст ҳанӯз.

Қудсиёнро нарасад, то ки ба мо фахр кунанд,

Қиссаи алламал-асмо ба забон аст ҳанӯз.

## Арӯси субҳ

Имшаб, ки дар канори манӣ хуфта чун арӯс,
Зинҳор то дареғ надорӣ канору бӯс.
Эй шаб бигир танг ба бар нав арӯси субҳ,
Имшаб, ки танг дар бари ман хуфта ин арӯс.
Лаб барнадорам аз лаби шириншакараш,
Гар бонги субҳ бишнаваму ғариви1 кӯс.
Ё Раб бибанд бар рухи хуршед роҳи субҳ,
Дар хоб кун муаззину дар хок кун хурӯс.
Як имшабе, ки бо манӣ аз роҳи лутфу меҳр,
Ҷуброн шавад бақияи умр ар бувад фусӯс.
Нориндам ар бихоҳам, к-ин шаб саҳар шавад,
Бошад агар ба тахти сулаймониям ҷулус.
«Ҳиндӣ» зи ҳинд то ба сари кӯят омадаст,
Кай дил диҳад ба шоҳии Шерозу мулки Тӯс.

[1] Ғарив: фарёд, хурӯш.

## Фунуни ишқ

Ҷоме бинӯшу бар дари майхона шод бош,

Дар ёди он фаришта, ки тавфиқ дод бош.

Гар тешаат набошад, то кӯҳ барканӣ,

Фарҳод бош дар ғами дилдору шод бош.

Рав ҳалқаи ғуломии риндон ба гӯш кун,

Фармонравои олами кавну фасод бош.

Дар печу тоби гесӯи соқӣ тарона соз,

Бо ҷону дил ливойкаши ин ниҳод бош.

Шогирди пири майкада шав дар фунуни ишқ,

Гарданфароз бар ҳама халқ устод бош.

Мастон мақомро ба пашизе намехаранд,

Гӯ Хусрави замонаву ё Кайқубод[1] бош.

Фарзанди дилпазири харобот гар шудӣ,

Бугзор мулки қайсару касро ба бод бош.

---

[1] Нахустин шоҳ киёнӣ аз нажоди Фаридун аст.

## Овози суруш

Бар дари майкада паймона задам хирқа ба дӯш,

То шавад аз кафам орому равад аз сари ҳуш.

Аз дами шайх шифои дили ман ҳосил нест,

Боядам шиква барам пеши бути бодафурӯш.

На муҳаққиқ хабаре дошт на ориф асаре,

Баъд аз ин дасти ману домани пире хомӯш.

Олиму ҳавзаи худ сӯфию хилватгаҳи хеш,

Мову кӯи бути ҳайратзадаи хона ба дӯш.

Аз дари мадрасаю дайру харобот шудам,

То шавам бар дари меодгаҳаш ҳалқа ба гӯш.

Гӯш аз арбадаи сӯфию дарвеш бибанд,

То ба ҷонат расад аз кӯи дил овози суруш.

## Пири муғон

Аҳде, ки баста будам, бо пири майфурӯш,

Дар соли қабл тоза намудам дубора дӯш.

Афсӯс оядам, ки дар ин фасли навбаҳор,

Ёрон тамом тарфи гулистону ман хамӯш.

Ман низ бо яке ду гуландоми симтан,

Берун равам ба ҷониби саҳро ба айшу нӯш.

Ҳайф аст ин латифаи умри худойдод,

Зойеъ кунам ба далқи риёию дегҷӯш.

Дасте ба домани бути маҳталъате занам,

Акнун, ки ҳосилам нашуд аз шайхи хирқапӯш.

Аз қилу қоли мадрасаам ҳосиле нашуд,

Ҷуз ҳарфи дилхарош пас аз он ҳама хурӯш.

Ҳоле ба кунҷи майкада бо дилбаре латиф,

Биншинаму бибандам аз ин халқ чашму гӯш.

Дигар ҳадис аз лаби «Ҳиндӣ» ту нашнавӣ,

Ҷуз сӯҳбати сафои маю ҳарфи майфурӯш.

## Оташи фироқ

Бедил куҷо равад ба кӣ гӯяд ниёзи хеш?

Бо нокасон чӣ гуна кунад фош рози хеш?

Бо оқилони бехабар аз сӯзи ошиқӣ,

Натвон даре гушуд зи сӯзу гудози хеш.

Акнун, ки ёр роҳ надодам ба кӯи худ,

Мо дар ниёзи хештану ӯ ба нози хеш.

Бо ӯ бигӯ, ки гӯшаи чашме зи роҳи меҳр,

Букшо даме ба сӯхтаи покбози хеш.

Мо ошиқему сӯхтаи оташи фироқ,

Обе бирез бо кафи ошиқнавози хеш.

Бечораам зи дарду касе чорасоз нест,

Лутфе намой бо назари чорасози хеш.

Бо мӯбадон бигӯ раҳи мову шумо ҷудост,

Мо бо аёзи хешу шумо бо намози хеш.

## Дар ҳавои дӯст

Ман дар ҳавои дӯст гузаштам зи ҷони хеш,
Дил аз ватан буридаму аз хондони хеш.
Дар шаҳри хеш буд маро дӯстон - басе,
Кардам ҷудо ҳавои ту аз дӯстони хеш.
Ман доштам ба гулшани худ ошёнае,
Овора кард ишқи туам зи ошёни хеш.
Медоштам гумон, ки ту бо ман вафо кунӣ,
В-арна бурун намешудам аз бӯстони хеш.

## Маҳрами ишқ

Ваҳ чӣ афрошта шуд, дар ду ҷаҳон парчами ишқ,

Одаму ҷинну малак монда ба печу хами ишқ.

Аршиён нолаву фарёдкунон дар раҳи ёр,

Қудсиён бар сару бар синазанон аз ғами ишқ.

Ошиқон аз дару девор ҳуҷум оварданд,

Турфа сиррест ҳувайдо зи дари мӯҳками ишқ.

Резахорони дари майкада шодоб шуданд,

Ҷилвагоҳест зи риндон ба дари хотами ишқ.

Ғам махӯр эй дили девона, ки роҳат надиҳанд,

Пеши солик набувад фарқ зи бешу ками ишқ.

Ба ҳарифони ситампеша паёмам бирасон,

Ҷуз мани маст набошад дигаре маҳрами ишқ.

## Ҷилваи дидор

Парда баргир, ки ман ёри туам,
Ошиқам ошиқи рухсори туам.
Ишва кун, ноз намо, лаб бикушо,
Ҷони ман, ошиқи гуфтори туам.
Бар сари бистари ман по бигузор,
Мани дилсӯхта бемори туам.
Бо висолат зи дилам уқда кушо,
Ҷилвае кун, ки гирифтори туам.
Ошиқе сар ба гиребонам ман,
Мастаму мурдаи дидори туам.
Гар кушӣ ё бинавозӣ эй дӯст,
Ошиқам, ёри вафодори туам.
Ҳар кӣ бинем харидори ту аст,
Ман харидори харидори туам.

## Маҳрами асрор

Ҳеҷ донӣ, ки мани зор гирифтори туам,

Бо дилу ҷон сабаби гармии бозори туам.

Ҳар ҷафо аз ту ба ман рафт ба миннат бихарам,

Ба Худо ёри туам ёри вафодори туам.

Тори гесӯи ту охир ба камандам афканд,

Ман асири хами гесӯи туву тори туам.

Бас кун эй ҷуғд зи вайронаи худ дам барбанд,

Ки дар ин доира ман нуқтаи паргори туам.

Орифон парда бияфканда ба рухсори ҳабиб,

Мани девона кушояндаи рухсори туам.

Ошиқон сирри сувайдои туро фош кунанд,

Пеши ман ой, ки ман маҳрами асрори туам.

Рӯй букшой бар ин пири зи по афтода,

То дами марг ба ҷон ошиқи дидори туам.

### Фасли тараб

Дастафшон ба сари кӯи нигор омадаам,

Пойкӯбон зи пайи нағмаи тор омадаам.

Ҳосили умр агар ним нигоҳе бошад,

Баҳри он ним нигаҳ бо дили зор омадаам.

Бода аз дасти латифи ту дарин фасли баҳор,

Ҷон фазояд, ки дар ин фасли баҳор омадаам.

Мутриби ишқ куҷо рафта дар ин фасли тараб,

Ки ба ишқу тарабаш бодагусор омадаам.

Дари майхона кушоед, ки аз маслахи ишқ,

Ба ҳавои рухи он лолаизор омадаам.

Ҷомаи зӯҳд даридам раҳам аз доми бало,

Боз растам зи пайи дидани ёр омадаам.

Ба тамошои сафои рухат эй каъбаи дил,

Ба сафо пушту сӯй шаҳри нигор омадаам.

## Ниҳонхонаи асрор

Бар дари майкада аз рӯи ниёз омадаам,

Пеши асҳоби тариқат ба намоз омадаам.

Аз ниҳонхонаи асрор надорам хабаре,

Ба дари пири муғон соҳиби роз омадаам.

Аз сари кӯи ту ронданд маро бо хорӣ,

Бо диле сӯхта аз бодия боз омадаам.

Сӯфию хирқаи худ, зоҳиду саҷҷодаи хеш,

Ман сӯи дайри муғон нағманавоз омадаам.

Бо диле ғамзада аз дайр ба масҷид рафтам,

Ба умеде ҳила бо сӯзу гудоз омадаам.

То кунад партави рӯят ба ду олам ғавғо,

Бари ҳар зарра ба сад розу ниёз омадаам.

## Оинаи ҷон

Бар дари майкада бугзашта зи ҷон омадаам,

Пушти пое зада бар ҳар ду ҷаҳон омадаам.

Ҷон ки оинаи ҳастист дар иқлими вуҷуд,

Бар зада санг ба оинаи ҷон омадаам.

Сирри ҳастӣ чу нашуд ҳосилам аз мулки шуҳуд,

Дар ниҳонхона пайи сирри ниҳон омадаам.

Ҷилваи рӯи ту бе миннати кас мақсуд аст,

К-ин ҳама роҳ карон то ба карон омадаам.

Дастгирӣ кунам эй Хизр! Ки дар ин зулумот,

Пайи сарчашмаи оби ҳаявон омадаам.

Ҳиммат эй дӯст, ки ман чашм бибастам зи ҷаҳон,

Ба сари кӯи ту чашми нигарон омадаам.

Хушдил аз оқибати кор шав эй «Ҳиндӣ» аз он-к,

Бар дари пири раҳ аз бахти ҷавон омадаам.

## Ганҷи ниҳон

Бар дари майкада бо оҳу фиғон омадаам,

Аз дағалбозии сӯфӣ ба амон омадаам.

Шайхро гӯ, ки дари мадраса барбанд! Ки ман,

З-ин ҳама қолу мақоли ту ба ҷон омадаам.

Сари хум боз кун эй пир, ки дар даргаҳи ту,

Бо шааф рақскунон, дастфишон омадаам.

Гиреҳе бознагардад, магар аз ғамзаи ёр,

Бар дараш бо тани шӯрида, равон омадаам.

Ҳама ҷо хонаи ёр аст, ки ёрам ҳама ҷост,

Пас зи бутхона сӯи каъба чисон омадаам.

Роз букшову гиреҳ бозу муаммо ҳал кун!

Ки аз ин бодия бетобу тавон омадаам.

То ки аз ҳеҷ кунам кӯч ба сӯи ҳама чиз,

Булҳавас дар тамаи ганҷи ниҳон омадаам.

## Ним ғамза

Парвонавор бар дари майхона пар задам,

Дар баста буд, бо дили девона дар задам.

Хобам рабуд он бути дилдор то ба субҳ,

Чун мурғи ҳақ зи ишқ нидо то саҳар задам.

Дидори ёр гар чӣ муяссар намешавад,

Ман дар ҳавои ӯ ба ҳама бому бар задам.

Дар ҳар чӣ бингаӣ рухи ӯ ҷилвагар бувад,

Лавҳи рухаш ба ҳар дару ҳар раҳгузар задам.

Дар ҳоли мастӣ аз ғами он ёри дилфиреб,

Гоҳе ба сина гоҳ ба рух гаҳ ба сар задам.

Ҷони азизи ман, бути ман чеҳра боз кард,

Таъна ба рӯи шамсу ба рӯи қамар задам.

Ёрам ба ним ғамза чунон ҷони ман бисӯхт,

К-оташ ба мулки ховару ҳам бохтар задам.

### Чашми бемор

Ман ба холи лабат эй дӯст гирифтор шудам,

Чашми бемори туро дидаму бемор шудам.

Фориғ аз худ шудаму кавси анал-ҳақ бизадам,

Ҳамчу мансур харидори сари дор шудам.

Ғами дилдор фикандаст ба ҷонам шараре,

Ки ба ҷон омадаму шӯҳраи бозор шудам.

Дари майхона кушоед ба рӯям шабу рӯз,

Ки ман аз масҷиду аз мадраса безор шудам.

Ҷомаи зӯҳду риё кандаму бар тан кардам,

Хирқаи пири хароботию ҳушёр шудам.

Воизи шаҳр, ки аз панди худ озорам дод,

Аз дами ринди май олуда мададкор шудам.

Бигузоред, ки аз буткада ёде бикунам,

Ман ки бо дасти бути майкада бедор шудам.

## Шӯҳраи шаҳр

Ба каманди сари зулфи ту гирифтор шудам,

Шӯҳраи шаҳр ба ҳар кӯчаву бозор шудам.

Гар биронӣ зи дарам аз дари дигар оям,

Гар бурун рондиям аз хона зи девор шудам.

Мастии илму амал рахт бибаст аз сари ман,

То ки аз соғари лабрези ту ҳушёр шудам.

Пеши ман ҳеҷ беҳ аз лаззати беморӣ нест,

То зи бемории чашмони ту бемор шудам.

Нашавад бар сари кӯи ту биёбам роҳе,

Аз дами пир дар ин роҳ мададкор шудам.

Доман аз он чи ки анбоштаам барчидам,

То ки хиҷлатзада дар хидмати хаммор шудам.

## Ёди дӯст

Ёди рӯзе, ки ба ишқи ту гирифтор шудам,

Аз сари хеш гузар карда, сӯи ёр шудам.

Орзуи хами гесӯи ту хам кард қадам,

Боз ангуштнамои сари бозор шудам.

Турфа рӯзе, ки шабаш бо ту ба поён бурдам,

Аз пайи ҳасрати он мӯниси хаммор шудам.

Бо ки гӯям ки дил аз дурии ҷонон чӣ кашид,

Тоқат аз даст бурун шуд, ки чунин зор шудам.

Ёр дар майкада бояд сухани дӯст шунид,

Тӯтии боғ чӣ донад бари дилдор шудам.

Он тарабро ки зи бемории чашмат дидам,

Фориғ аз кавну макон гаштаму бемор шудам.

## Орзуҳо

Дар дилам буд, ки одам шавам, аммо нашудам,
Бехабар аз ҳама олам шавам, аммо нашудам.
Бар дари пири хароботниҳам рӯи ниёз,
То ба ин тоифа маҳрам шавам, аммо нашудам.
Ҳиҷрат аз хеш кунам, хона ба маҳбуб диҳам,
То ба асмоъ муаллам шавам, аммо нашудам.
Аз кафи дӯст бинӯшам ҳама шаб бодаи ишқ,
Раста аз кавсару замзам шавам, аммо нашудам.
Фориғ аз хештану волаи рухсори ҳабиб,
Ҳамчунон рӯҳи муҷассам шавам, аммо нашудам.
Сару по гӯш шавам пой ба сар ҳуш шавам,
К-аз дами гарми ту мулҳам шавам, аммо нашудам.
Аз сафо роҳ биёбам ба сӯи дори фано,
Дар вафо ёри мусаллам шавам, аммо нашудам.
Хостам барканам аз каъбаи дил ҳар чӣ бут аст,
То бари дӯст мукаррам шавам, аммо нашудам.
Орзуҳо, ҳама дар гӯр шуд эй нафси хабис,
Дар дилам буд, ки одам шавам, аммо нашудам.

### Фироқи ёр

Аз ту эй майзада дар майкада номе нашунидам,

Назди ушшоқ шудам, қомати сарви ту надидам.

Аз ватан рахт бибастам, ки туро боз биёбам,

Ҳар чӣ ҳайратзада гаштам, ба навое нарасидам.

Гуфтам аз худ бираҳам, то рухи моҳи ту бубинам,

Чӣ кунам ман, ки аз ин қайди маният нараҳидам.

Кӯч карданд ҳарифону расиданд ба мақсад,

Бенасибам мани бечора, ки дар хона хазидам.

Лутфе эй дӯст, ки парвона шавам дар бари рӯят,

Раҳме эй ёр, ки аз дур расонанд навидам.

Эй ки рӯҳи мани аз ранҷи фироқат чӣ набурдам,

Эй ки дар ҷони манӣ аз ғами ҳиҷрат чӣ кашидам.

### Каъбаи мақсуд

Ҳар ҷо ки шудам, аз ту нидое нашунидам,

Ҷуз аз буту бутхона асар ҳеҷ надидам.

Офоқ пур аз ғулғула аст аз туву ҳаргиз,

Бо гӯши кари худ ба садое нарасидам.

Дунё ҳама дарёи ҳаёту мани мискин,

Як қатра аз ин мавҷи хурӯшон начашидам.

Рафтанд ҳарифон ба сӯи каъбаи мақсуд,

Бо маҳмиле аз нуру ба гардаш нарасидам.

Ин хирқаи пӯсида раҳо кардаву рафтанд,

Ман шод ба ин пӯста дар хирқа хазидам.

Соҳиб дили ошуфта гузашт аз пулу ман боз,

Дунболи хасон пушт ба пул карда давидам.

Мурғон ҳама бишкаста қафасрову париданд,

Ман дар қафас афтода ба худ тор танидам.

Ё Раб шавад он рӯз, ки дар ҷамъи ҳарифон,

Бинам, ки аз ин лонаи гандида паридам.

## Насими ишқ

Ба ман нигар, ки рухе ҳамчун каҳрубо дорам,
Диле ба сӯи рухи ёри дилрубо дорам.
Зи ҷоми ишқ чашидам шароби сидқу сафо,
Ба хумми майкада бо ҷону дил вафо дорам.
Маро ки мастии ишқат зи ақлу зӯҳд раҳонд,
Чӣ раҳ ба мадраса ё масҷиди риё дорам.
Ғуломи ҳиммати ҷоми шароби соқӣ бош,
Ки ҳар чӣ ҳаст аз он рӯи бо сафо дорам.
Насими ишқ! Ба он ёри дилрубо баргӯ,
Зи ҷой хез, ки ман дарди бедаво дорам.
Чӣ розҳост дар ин хумму соқию дилбар,
Ба ҷони дӯст зи даргоҳи кибриё дорам.
Сухан зи тахти Сулаймону ҷоми ҷам назанед,
Ки тоҷи Хусрави кайро мани гадо дорам.

## Меҳроби ишқ

Ҷуз хами абрӯи дилбар ҳеҷ меҳробе надорам,

Ҷуз ғами ҳиҷрони рӯяш ман табу тобе надорам.

Гуфтам андар хоб бинам чеҳраи чун офтобаш,

Ҳасрати ин хоб дар дил монд чун хобе надорам.

Сар ниҳам бар хоки кӯяш ҷон диҳам дар ёди рӯяш,

Сар чӣ бошад, ҷон чӣ бошад, чизи ноёбе надорам.

Бо кӣ гӯям дарди дилро аз кӣ ҷӯям рози ҷонро,

Ҷуз ту эй ҷон, розҷӯе дарди дилёбе надорам.

Ташнаи ишқи ту ҳастам бодаи ҷонбахш хоҳам,

Ҳар чӣ бинам ҷуз саробе нест ман обе надорам.

Ман парешонҳолам аз ишқи туву ҳоле надорам,

Ман парешонгӯям аз дасти ту одобе надорам.

## Сояи ишқ

Бе ҳавои дӯст, эй ҷони дилам ҷоне надорам,

Дардмандам, ошиқам, бедӯст дармоне надорам.

Оташе аз ишқ дар ҷонам фикандӣ, хуш фикандӣ,

Ман ки ҷуз ишқи ту оғозею поёне надорам.

Ишқ овардам дар ин майхона бо муште қаландар,

Пар гушоям сӯи сомоне, ки сомоне надорам.

Олами ишқ аст ҳар ҷо бингарӣ аз пасту боло,

Сояи ишқам, ки худ пайдову пинҳоне надорам.

Ҳар чӣ гӯяд ишқ гӯяд, ҳар чӣ созад ишқ созад,

Ман чӣ гӯям, ман чӣ созам, ман ки фармоне надорам.

Ғамза кардӣ, ҳар чӣ ғайр аз ишқро бунён фикандӣ,

Ғамза кун бар ман ки ғайр аз ишқ бунёне надорам.

Сар ниҳам дар кӯи ишқат, ҷон диҳам дар роҳи ишқат,

Ман чӣ мегӯям, ки ҷуз ишқат сару ҷоне надорам.

Ошиқам, ҷуз ишқи ту дар дасти ман чизе набошад,

Ошиқам, ҷуз ишқи ту бар ишқ бурҳоне надорам.

## Ҷомадарон

Ман хостори ҷоми май аз дасти дилбарам,

Ин роз бо кӣ гӯяму ин ғам куҷо барам.

Ҷон бохтам ба ҳасрати дидори рӯи дӯст,

Парвонаи даври шамъаму испанд озарам.

Пар-пар шудам зи дурии ӯ кунҷи ин қафас,

Ин дом бозгир, то ки муаллақзанон парам.

Ин хирқаи мулаввасу саҷҷодаи риё,

Оё шавад, ки бар дари майхона бардарам.

Гар аз сабӯи ишқ диҳад ёр ҷуръае,

Мастона ҷон зи хирқаи ҳастӣ дароварам.

Пирам, вале ба гӯшаи чашме ҷавон шавам,

Лутфе! Ки аз сарочаи офоқ бугзарам.

## Баҳори ҷон

Баҳор омад ҷавониро пас аз пирӣ зи сар гирам,

Канори ёр биншинам зи умри худ самар гирам.

Ба гулшан бозгардам бо гулу булбул даромезам,

Ба тарфи бӯстон дилдори маҳвашро ба бар гирам.

Хазону зардии онро ниҳам дар пушти сар рӯзе,

Ки дар гулзори ҷон аз гулъизори худ хабар гирам.

Пару болам, ки дар дай аз ғами дилдор пар-пар шуд,

Ба фарвардин ба ёди васли билбар болу пар гирам.

Ба ҳангоми хазон дар ин хароб обод биншинам,

Баҳор омад, ки баҳри васли ӯ бори сафар гирам.

Агар соқӣ аз он ҷоме, ки бар ушшоқ афшонад,

Бияфшонад ба мастӣ аз рухи ӯ парда баргирам.

### Маҳфили риндон

Ояд он рӯз, ки хоки сари кӯяш бошам,

Тарки ҷон кардаву ошуфтаи рӯяш бошам.

Соғари рӯҳфазо аз кафи лутфаш гирам,

Ғофил аз ҳар ду ҷаҳон бастаи мӯяш бошам.

Сар ниҳам бар қадамаш бӯсазанон то дами марг,

Маст то субҳи қиёмат зи сабӯяш бошам.

Ҳамчу парвона бисӯзам бари шамъаш ҳама умр,

Маҳв чун майзада дар рӯи накӯяш бошам.

Расад он рӯз, ки дар маҳфили риндон сармаст,

Роздори ҳама асрори магӯяш бошам.

Юсуфам гар назанад бар сари болинам сар,

Ҳамчу Яъқуб дилошуфтаи бӯяш бошам.

## Интизор

Аз ғами дӯст дар ин майкада фарёд кашам,
Додрас нест, ки дар ҳиҷри рухаш дод кашам.
Доду бедод, ки дар маҳфили мо ринде нест,
Ки бараш шиква барам, дод зи бедод кашам.
Шодиям дод, ғамам доду ҷафо доду вафо,
Бо сафо миннати онро, ки ба ман дод кашам,
Ошиқам, ошиқи рӯи ту, на чизи дигаре,
Бори ҳиҷрону висолат ба дили шод кашам.
Дар ғамат эй гули ваҳшии ман эй хусрави ман,
Ҷаври маҷнун бибарам тешаи Фарҳод кашам.
Мурдам аз зиндагии бе ту, ки бо ман ҳастӣ,
Турфа сиррест, ки бояд бари устод кашам.
Солҳо мегузарад, ҳодисаҳо меояд,
Интизори фараҷ аз нимаи хурдод кашам.

## Бӯи нигор

Он нолаҳо, ки аз ғами дилдор мекашам,
Оҳест к-аз дарун шарарбор мекашам.
Бо ёри дилфиреб бигӯ: парда баргушо,
К-аз ҳиҷри рӯи моҳи ту озор мекашам.
Мансурро гузор, ки фарёди ӯ ба дӯст,
Дар ҷамъи гулрухон ба сари дор мекашам.
Соқӣ бирез бода ба ҷомам, ки ҳиҷри ёр,
Борест бас гарон ба сар бор мекашам.
Гуфтӣ, ки дӯст боз кунад дар ба рӯи дӯст,
Ин ҳасратест тоза, ки бисёр мекашам.
Кӯчак магир кулбаи пири муғон, ки ман,
Бӯи нигор з-он дару девор мекашам.
Солик! Дар ин сулук ба дунболи кистӣ?
Ман ёрро ба кӯчаву бозор мекашам.

## Шаби васл

Як имшабе, ки дар оғӯши моҳи тобонам,

Зи ҳар чӣ дар ду ҷаҳон аст рӯйгардонам.

Бигир домани хуршедро даме эй субҳ,

Ки ман ниҳода сари хешро ба домонам.

Ҳазор соғари оби ҳаёт хӯрдам аз он,

Лабону ҳамчу сикандар ҳанӯз атшонам.

Худойро, ки чӣ сирре ниҳуфта андар ишқ,

Ки ёр дар бари ман хуфта, ман парешонам.

Надонам аз шаби васл аст ё зи субҳи фироқ,

Ки ҳамчу мурғи саҳаргоҳ ман ғазалхонам.

Ҳазор сол агар бугзарад аз ин шаби васл,

Зи достони латифаш ҳазор дастонам.

Махон ҳадиси шаби васли хешро «Ҳиндӣ»,

Ки бимнок зи чашми бадҳасудонам.

## Саропардаи ишқ

Бояд аз рафтани ӯ ҷома ба тан пора кунам,

Дарди дилро ба чӣ ангеза тавон чора кунам.

Дари майхона кушоед ба рӯям, ки даме,

Дарди дилро ба маю соқии майхора кунам.

Магузоред, ки дарди дили ман фош шавад,

Ки дили пири харобот зи ғам пора кунам.

Сари хум бод саломат, ки ба ғамхории он,

Зарра дар пардаи ишқи ту чу хумпора кунам.

Аз саропардаи ишқаш бадар оям рӯзе,

Сокинони сари кӯяш ҳама овора кунам.

Рух намо эй бути ҳар ҷоии беному нишон,

То зи селӣ дили худ, ҳамсари рухсора кунам.

## Шамъи вуҷуд

Ояд он рӯз, ки ман ҳиҷрат аз ин хона кунам,

Аз ҷаҳон пар зада дар шохи адам лона кунам.

Расад он ҳол, ки дар шамъи вуҷуди дилдор,

Болу парсӯхта кори шаби парвона кунам.

Рӯй аз хонақаҳу савмаа баргардонам,

Саҷда бар хоки дари соқии майхона кунам.

Ҳол, ҳосил нашуд аз мавъизаи сӯфию шайх,

Рӯ ба кӯи саname волаву девона кунам.

Гесӯву холи лабат донаву доманд чисон,

Мурғи дил фориғ аз ин дому аз ин дона кунам?

Шавад оё, ки аз ин буткада барбандам рахт,

Парзанон пушт бар ин хонаи бегона кунам?

## Хилвати ушшоқ

Фаррух он рӯз, ки аз ин қафас озод шавам,

Аз ғами дурии дилдор раҳам шод шавам.

Сар ниҳам бар қадами дӯст ба хилватгаҳи ишқ,

Лаб ниҳам бар лаби ширини ту Фарҳод шавам.

Тай кунам роҳи хароботу ба пирӣ бирасам,

Аз дами пири харобот дилобод шавам.

Ёди рӯзе, ки ба хилватгаҳи ушшоқ равам,

Тарабангезу тарабхезу тарабзод шавам.

На ба майхона маро роҳ на дар масҷид ҷо,

Ёрро гӯ! Сабабе соз, ки иршод шавам.

## Шарҳи парешонӣ

Дард хоҳам даво намехоҳам,
Ғусса хоҳам наво намехоҳам,
Ошиқам ошиқам, маризи туам,
З-ин мараз ман шифо намехоҳам.
Ман ҷафоят ба ҷон харидорам,
Аз ту тарки ҷафо намехоҳам.
Аз ту ҷоно ҷафо вафо бошад,
Пас дигар ман вафо намехоҳам.
Ту «Сафо»-и манию «Марва»-и ман,
Марваро бо Сафо намехоҳам.
Сӯфӣ аз васли дӯст бехабар аст,
Сӯфии бесафо намехоҳам.
Ту дуои манӣ ту зикри манӣ,
Зикру фикру дуо намехоҳам.
Ҳар тараф рӯ кунам туӣ қибла,
Қиблаи, қибланамо намехоҳам.
Ҳар киро бингарӣ фидои ту аст,
Ман фидоям фидо намехоҳам.
Ҳама офоқ равшан аз рухи туст,
Зоҳирӣ ҷои по намехоҳам.

## Ҳиммати пир

Розест маро розгушое хоҳам,

Дардест ба ҷонаму давое хоҳам.

Гар Тур надидаму нахоҳам дидан,

Дар Тури дил аз ту ҷои пое хоҳам.

Гар сӯфии софӣ нашудам дар раҳи ишқ,

Аз ҳиммати пири раҳ сафое хоҳам.

Гар дӯст вафое накунад бар дарвеш,

Бо ҷону дилам аз ӯ ҷафое хоҳам.

Бардор ҳиҷоб аз рух, эй дилбари ҳусн,

Дар зулмати шаб роҳнамое хоҳам.

Аз хеш бурун шав эй фурӯрафта ба худ,

Ман ошиқи аз хеш раҳое хоҳам.

Дар ҷони манию менаёбам[1] рухи ту,

Дар канзи аён канзи хафое хоҳам.

Ин дафтари ишқро бибанд эй дарвеш,

Ман ғарқаму дасти нохудое хоҳам.

---

[1] Намеёбам.

### Ҷоми ҷон

Дар дилам буд, ки ҷон дар раҳи ҷонон бидиҳам,

Ҷон зи ман нест, ки дар мақдами ӯ ҷон бидиҳам.

Ҷоми май деҳ, ки дар оғӯши буте ҷо дорам,

Ки аз он ҷоиза бар Юсуфи Канъон бидиҳам.

То шудам ходими даргоҳи бути бодафурӯш,

Ба амирони ду олам ҳама фармон бидиҳам.

Аз парешонии ҷонам зи ғамаш боз мапурс,

Сару ҷон дар раҳи он зулфи парешон бидиҳам.

Зоҳид! Аз равзаи ризвону рухи ҳур магӯй,

Хами зулфаш на ба сад равзаи ризвон бидиҳам.

Шайхи меҳроб! Туву ваъдаи гулзори биҳишт,

Ғамзаи дӯст нашояд, ки ман арзон бидиҳам.

### Соҳибдард

Мо зодаи ишқему фазояндаи дардем,

Бо муддаии окифи масҷид, ба набардем.

Бо муддаиён дар талабаш аҳд набастем,

Бо бехабарон созиши беҳуда накардем.

Дар оташи ишқи ту халилона хазидем,

Дар маслахи ушшоқи ту фарзонаву фардем.

Дар майкада бо майзадагон беҳушу мастем,

Дар буткада бо бутзада ҳам аҳд чу мардем.

Дар ҳалқаи худбохтагон чун гули сурхем,

Дар ҷаргаи[1] золусифатон бо рухи зардем.

Дар зумраи ошуфтадилон зору назорем,

Дар ҳавзаи соҳибназарон чун яхи сардем.

Бо сӯфию дарвешу қаландар ба ситезем,

Бо майзадагон гумшудагон бодиягардем.

Бо кас нанамоем баён ҳоли дили хеш,

Мо хона бадӯшон ҳамагӣ соҳиби дардем.

---

[1] Ҷарга: гурӯҳ, ҳалқа, даста.

### Каъбаи дил

То аз диёри ҳастӣ, дар нестӣ хазидем,

Аз ҳар чӣ ғайри дилбар, аз ҷону дил буридем.

Бо корвон бигӯед, аз роҳи каъба баргард,

Мо ёрро ба мастӣ, беруни хона дидем,

Лаббайк аз чӣ гӯед, эй раҳравони ғофил,

Лаббайки ӯ ба хилват, аз ҷоми май шунидем.

То чанд дар ҳиҷобед, эй сӯфиёни маҳҷуб!

Мо пардаи худиро, дар нестӣ даридем.

Эй пардадори Каъба! Бардор парда аз пеш,

К-аз рӯи каъбаи дил, мо пардаро кашидем.

Соқӣ! Бирез бода, дар соғари ҳарифон,

Мо таъми бодаи ишқ, аз дасти ӯ чашидем.

## Сирри ишқ

Мо зи дилбастагии ҳилагарон бехабарем,

Аз парешонии соҳибназарон бехабарем.

Оқилон аз сари савдоии мо бехабаранд,

Мо зи беҳудагии ҳушварон бехабарем.

Хабаре нест зи ушшоқи рухаш дар ду ҷаҳон,

Чӣ тавон кард, ки аз бехабарон бехабарем.

Сирри ишқ аз назари пардадорон пӯшидааст,

Мо зи русвоии ин пардадарон бехабарем.

Рози беҳушию мастию хароботии ишқ,

Натавон гуфт, ки аз роҳбарон бехабарем.

Соғаре аз кафи худ боз деҳ эй мояи айш,

Мо ки аз шодию айши дигарон бехабарем.

## Маҳрами роз

Дар ғами ҳиҷри рухи моҳи ту дар сӯзу гудозем,

То ба кай з-ин ғами ҷонкоҳ бисӯзему бисозем.

Шаби ҳиҷрони ту охир нашавад рух нанамоӣ,

Дар ҳама даҳр ту дар нозию мо гарди ниёзем.

Ояд он рӯз, ки дар боз кунӣ парда кушоӣ,

То ба хоки кадамат ҷону сари хеш бибозем.

Ба ишорат агарам ваъдаи дидор диҳад ёр,

То пас аз марг ба ваҷд омада дар созу навозем.

Гар ба андеша биёяд, ки паноҳест ба кӯят,

На сӯи буткада рӯ карда на роҳии Ҳиҷозем.

Соқӣ азон хуми пинҳон, ки зи бегона ниҳон аст,

Бода дар соғари мо рез, ки мо маҳрами розем.

## Ҷоми азал

Мо зодаи ишқему писархондаи ҷомем,
Дар мастию ҷонбозии дилдор тамомем.
Дилдодаи майхонаву қурбонии шурбем,
Дар боргаҳи пири муғон пири ғуломем.
Ҳамбистари дилдору зи ҳиҷраш ба азобем,
Дар васл ғариқему ба ҳиҷрон мудомем.
Берангу навоем, вале бастаи рангем,
Беному нишонему ҳаме дар пайи номем.
Бо сӯфию бо орифу дарвеш ба ҷангем,
Пархошгари фалсафаву илми каломем.
Аз мадраса маҳҷуру зи махлуқ канорем,
Матруди хирадпешаву манфури авомем.
Бо ҳастию ҳаститалабон пушт ба пуштем,
Бо нестӣ аз рӯзи азал гом ба гомем.

## Бори ёр

Акнун ки дари майкада бастаст ба рӯям,
Беҳтар ки ғами хеш ба хаммор бигӯям.
Ман куштаи он соқию паймонаи ишқам,
Ман ошиқи дилдодаи он рӯи накӯям.
Парвонасифат дар бари он шамъ бисӯзам,
Маҷнунаму дар роҳи ҷунун бодия пӯям.
Рози дили ғамдидаи худро ба кӣ гӯям,
Ман ташнаи ҷоми май аз он кӯҳна сабӯям.
Бардор китоб аз бараму ҷоми май овар,
То он чӣ ки дар ҷамъи кутуб нест биҷӯям.
Аз печу хами илму хирад рахт бибандам,
То бор диҳад ёр ба печу хами мӯям.

## Водии айман

Ман дар ин бодия соҳибназаре меҷӯям,
Роҳ гум кардааму роҳбаре меҷӯям.
Аз варақпораи ирфон хабаре ҳосил нест,
Аз ниҳонхонаи риндон хабаре меҷӯям.
Маснаду хирқаву саҷҷода самарбахш нашуд,
Аз гулистони рухи ӯ самаре меҷӯям.
Эмине нест дар ин водии айман моро,
Ман дар ин водии айман шаҷаре меҷӯям.
Тарки майхонаву бутхонаву масҷид кардам,
Дар раҳи ишқи рухат раҳгузаре меҷӯям.
Сафар аз ҳеҷ ба сӯи ҳама чизам дар пеш,
Ланг-лангон раваму ҳамсафаре меҷӯям.
Гуфта будӣ, ки раҳи ишқ раҳи пурхатаре аст,
Ошиқам ман, ки раҳи пурхатаре меҷӯям.
Андар ин дайри куҳан рехта шуд болу парам,
Баҳри манзилгаҳи худ болу паре меҷӯям.

## Бути якдона

Хуррам он рӯз, ки мо окифи майхона шавем,
Аз кафи ақл бурун ҷаставу девона шавем.
Бишканем оинаи фалсафаву ирфонро,
Аз санамхонаи ин қофила бегона шавем.
Фориғ аз хонақаҳу мадрасаву дайр шуда,
Пушти пое зада бар ҳастию фарзона шавем.
Ҳиҷрат аз хеш намуда сӯи дилдор равем,
Волаи шамъи рухаш гаштаву парвона шавем.
Аз ҳама қайд бурида зи ҳама дона раҳо,
То магар бастаи доми бути якдона шавем.
Мастии ақл зи сар бурдаву оем ба хеш,
То ба ҳуш аз қадаҳи бодаи мастона шавем.

## Майи чорасоз

Соқӣ ба рӯи ман дари майхона боз кун,

Аз дарсу баҳсу зӯҳду риё бениёз кун.

Торе зи зулфи хам-хами худ дар раҳам бинеҳ,

Фориғ зи илму масҷиду дарсу намоз кун.

Довудвор нағмазанон соғаре биёр,

Ғофил зи дарди ҷоҳу нишебу фароз кун,

Барчин ҳиҷоб аз рухи зебову зулфи ёр,

Бегонаам зи каъбаву мулки Ҳиҷоз кун.

Лабрез кун аз он майи софӣ сабӯи ман,

Дил аз сафо ба сӯи бути турктоз кун.

Бечора гаштаам зи ғами ҳиҷри рӯи дӯст,

Даъват маро ба ҷоми майи чорасоз кун.

## Розкушой

Бас кун ин ёвасарой бас кун,

То ба кай хешситой? Бас кун.

Мухлисон лаб ба сухан во накунанд,

Баркан ин савби риёӣ, бас кун.

Ту хатокорию ҳақ огоҳ аст,

Ҳилагар! Зӯҳднамоӣ бас кун.

Ҳақ ғанӣ аст бирав пеши ғанӣ,

Назди махлуқ гадоӣ бас кун.

Ҳар парастиш, ки ту кардӣ ширк аст,

Бе Худо! Чандхудоӣ бас кун.

Ширк дар ҷони ту манзил дорад,

Даъвии ширкзудоӣ бас кун.

Туи шайтонзадаву ишқи Худо?

Набарӣ роҳ ба ҷое бас кун.

Саййиоти ту беҳ аст аз ҳасанот,

Ҷони ман! ширкфазоӣ бас кун.

Хайли шайтон набувад аҳлуллоҳ,

Эй қалам! Розкушоӣ бас кун.[1]

---

[1] Бас кун, ки дар гуфтор ва навиштори ту бо ҳамаи иддаоҳои пуч бӯе аз ҳақ нест, пас ин қаламро, ки дар дасти Иблис аст афв кун ва роҳи худ пеш гир, вале аз раҳмати Худованди Таоло маъюс мабош, ки он сарҳалқаи ҳамаи хатоҳост. Вассалом, Рӯҳуллоҳи Мӯсавии Хумайнӣ, 25 баҳманмоҳи 1365.

## Бодаи ҳузур

Дар лиқои рухаш эй пир маро ёрӣ кун,

Дастгирӣ куну пирӣ куну ғамхорӣ кун.

Аз сари кӯи ту маъюс нагардам ҳаргиз,

Ғамзае! Ғамзадагонро ту мададкорӣ кун.

Ҳала![1] Бо ҷуръае аз бодаи майхонаи хеш,

Ҳушам аз сар бибар омодаи ҳушёрӣ кун.

Гар ба лутфам нанвозию паноҳам надиҳӣ,

Ишва кун, ноз кун оғози ситамкорӣ кун.

Ошиқам, ошиқам афтодаву бемори туам,

Лутф кун лутф, зи бемор парасторӣ кун.

Туву саҷҷодаи хешу ману паймонаи хеш,

Бо мани бодазада ҳар чӣ ба дил дорӣ кун.

Гар нахоҳӣ зи сари лутф навозӣ моро,

Аз дари қаҳр бурун ойу дилозорӣ кун.

[1] Ҳала: калимаи танбеҳ ба маънои «эй» ва «ало».

### Соҳили вуҷуд

Ошиқи рӯи туам даст бидор аз дили ман,

Ба Худо ҷуз рухи ту ҳал накунад мушкили ман.

Меҳри кӯи ту даромехта дар хилқати мо,

Ишқи рӯи ту сириштаст ба обу гили ман.

Нест ҷуз зикри гули рӯи ту дар маҳфили мо,

Нест ҷуз васли ту чизи дигаре ҳосили ман.

Пора кун пардаи анвор миёни ману худ,

То кунад ҷилва рухи моҳи ту андар дили ман.

Ҷилва кун дар ҷабали қалби ман эй ёри азиз,

То чу Мӯсо бишавад зинда дили ғофили ман.

Дар саропои ду олам рухи ӯ ҷилвагар аст,

Ки кунад пуч ҳама зиндагии ботили ман.

Мавҷи дарёст ҷаҳон соҳилу дарёе нест,

Қатрае аз нами дарёи ту шуд соҳили ман.

Зад Халил олами чун шамсу қамарро ба канор,

Ҷилваи дӯст набошад чу ману офили[1] ман.

---

[1] Офил: нопадидшаванда, ғурубкунанда.

## Соғари фано

То дар ҷаҳон буд асар аз ҷои пои ту,

То нағмае буд ба фалак аз нидои ту.

То соғар асту мастию майхорагию ишқ,

То масҷид асту буткадаву дайр ҷои ту.

То ҳаст ранге аз сухани дилпазири ту,

То ҳаст бӯе аз туву аз муддаои ту.

То ҳаст вожае зи ту дар байни вожаҳо,

То ҳаст равнақе зи туву гуфтаҳои ту.

Ҳаргиз на он чӣ дар хӯри ишқ асту ошиқӣ,

То як нишонае набувад аз фанои ту.

### Каъба дар занҷир

Хори роҳи манӣ эй шайх зи гулзор бирав,

Аз сари роҳи ман эй ринди табаҳкор бирав.

Туву иршоди ман эй муршиди берушду табоҳ!

Аз бари рӯи ман эй сӯфии ғаддор бирав.

Эй гирифтори ҳавоҳои худ эй дайрнишин,

Аз сафи шефтагони рухи дилдор бирав.

Эй қаландарманиш эй бод ба каф хирқа ба дӯш,

Хирқаи ширк туҳӣ кардаву бугзор бирав.

Хонаи каъба, ки акнун ту шудӣ ходими он,

Эй дағал! Ходими шайтонӣ аз ин дор бирав.

З-ин калисой, ки дар хидмати ҷабборон аст,

Исаи Марям аз он худ шуда безор бирав.

Эй қалам баркафи наққоди табаҳкори палид,

Бинеҳ ин хомаву махлуқ маёзор бирав.

## Бодаи ишқ

Ман харобтиям аз ман сухани ёр махоҳ,
Гунгам аз гунги парешоншуда гуфтор махоҳ.
Ман ки бо кӯрию маҳҷурии худ саргармам,
Аз чунин кӯр ту беноию дидор махоҳ.
Чашми бемори ту бемор намудаст маро,
Ғайри ҳазён сухане аз мани бемор махоҳ.
Бо қаландар манишин гар ки нишастӣ ҳаргиз,
Ҳикмату фалсафаю ояту ахбор махоҳ.
Мастам аз бодаи ишқи туву аз масти чунин,
Панди мардони ҷаҳондидаву ҳушёр махоҳ.

## Шамси комил

Саф биёроед риндон раҳбари дил омада,

Ҷон барои диданаш манзил ба манзил омада.

Булбул аз шавқи лиқоаш парзанон бар шохи гул,

Гул зи ҳиҷри рӯи моҳаш пой дар гил омада.

Тури Синоро бигӯ айёми «саъқ» охир расид,

Мӯсаи ҳақ дар пайи Фиръавни ботил омада.

Бонг зан бар ҷамъи хуффошони пасти кӯрдил,

Аз варои кӯҳсорон шамси комил омада.

Боз гӯ аҳриманонро фасли ишрат бор баст,

Зиндагӣ бар комситон заҳри ҳалоҳил омада.

Дилбари мушкилкушо аз боми чархи чорумин,

Бо дами Исо барои ҳалли мушкил омада.

Ғам махӯр эй ғарқи дарёи мусибат ғам махӯр,

Дар наҷотат Нӯҳи киштибон ба соҳил омада.

### Атри ёр

Мо надонем, ки дилбастаи ӯем ҳама,

Масту саргаштаи он рӯи накӯем ҳама.

Фориғ аз ҳар ду ҷаҳонему надонем ки мо,

Дар пайи ғамзаи ӯ бодия пӯем ҳама.

Сокинони дари майхонаи ишқем мудом,

Аз азал маст аз он турфа сабӯем ҳама.

Ҳар чӣ бӯем зи гулзори гулистони вай аст,

Атри ёр аст, ки бӯидаву бӯем ҳама.

Ҷуз рухи ёр ҷамолею ҷамиле набувад,

Дар ғами ӯст, ки дар гуфту магӯем ҳама.

Худ надонем, ки саргаштаву ҳайрон ҳамагӣ,

Пайи онем, ки худ рӯй ба рӯем ҳама.

## Дарёи ҳастӣ

Дар ғами ишқат фитодам кошки дармон набудӣ,
Ман сару сомон наҷӯям кошки сомон набудӣ.
Зодаи асмоъро бо Ҷаннат-ул-маъво чӣ коре,
Дар чами фирдавс мемондам агар шайтон набудӣ.
Аз малак парвоз кун в-аз мулки ҳастӣ рахт барбанд,
Нест одамзода он кас к-аз малак паррон набудӣ.
Юсуфо аз чоҳ берун ой то шоҳӣ намоӣ,
Гарчи аз ин чоҳ берун омадан осон набудӣ.
Соғаре аз дасти соқӣ гиру дил баркан зи ҳастӣ,
Бар шавад аз қайди ҳастӣ он ки фикри ҷон набудӣ.
Ошиқам ошиқ ки дарди ишқиро ҷуз ӯ надонад,
Ғарқи баҳри ишқаму чун Нӯҳ пуштибон набудӣ.

## Бори амонат

Ғаме хоҳам ки ғамхорам ту бошӣ,

Диле хоҳам дилозорам ту бошӣ.

Ҷаҳонро як ҷаве арзиш набошад,

Агар ёрам агар ёрам ту бошӣ.

Бибӯсам ҷӯбаи дорам ба шодӣ,

Агар дар пои он дорам ту бошӣ.

Ба беморӣ диҳам ҷону сари худ,

Агар ёри парасторам ту бошӣ.

Шавам эй дӯст парчамдори ҳастӣ,

Дар он рӯзе ки сардорам ту бошӣ.

Расад ҷонам ба фавқи қоба-қавсайн,

Ки хуршеди шаби торам ту бошӣ.

Кашам бори амонат бо диле зор,

Амонатдори асрорам ту бошӣ.

## Корвони ишқ

Парешон ҳоливу дармондагии мо намедонӣ,
Хатокории моро фош бепарво намедонӣ.
Ба мастӣ корвони ошиқон рафтанд аз ин манзил,
Бурун рафтанд аз «ло» ҷониби «илло» намедонӣ.
Туҳидастиву золимпешагии мо намебинӣ,
Сабукбории ошиқпешаи воло намедонӣ.
Бурун рафтанд аз худ, то ки дарёбанд дилбарро,
Ту дар кунҷи қафас манзилгаҳи анқо намедонӣ.
Зи ҷо бархезу бишкан ин қафас бугшой ғулҳоро,
Ту манзилгоҳи одамро варои ло намедонӣ.
Набурдӣ ҳосиле аз умр, ҷуз даъвои беҳосил,
Ту гӯё одамиятро, ҷуз ин даъво намедонӣ.

## Гулзори ҷон

Бо ки гӯям ғами дил ҷуз ту ки ғамхори манӣ,

Ҳама олам агарам пушт кунад ёри манӣ.

Дил набандам ба касе рӯй наёрам ба даре,

То ту рӯъёи манӣ, то ту мададкори манӣ.

Роҳии кӯи туам қофиласоларе нест,

Ғам набошад ки ту худ қофиласолори манӣ.

Ба чаман рӯй наёрам наравам дар гулзор,

Ту чаманзори ман астиву ту гулзори манӣ.

Дардмандам на табибе на парасторе ҳаст,

Дилхушам чун ту табибу ту парастори манӣ.

Ошиқам сӯхтаам ҳеҷ мададкоре нест,

Ту мададкори мани ошиқу дилдори манӣ.

## Маҳрами дил

Боз гӯям ғами дилро ки ту дилдори манӣ,
Дар ғаму шодиву андӯҳу алам ёри манӣ.
Ҷуз гули рӯи туам дар ду ҷаҳон ёре нест,
Чеҳра бугшой ба рӯям ки ту ғамхори манӣ.
Чашми бемори ту эй майзада беморам кард,
Пой бигзор ба чашмам ки парастори манӣ.
Маҳраме нест ки марҳам биниҳад бар дили ман,
Ҷуз ту эй дӯст, ки худ махрами асрори манӣ.
Зорӣ аз ғамзаи ғамзои ту пеши ки кунам?
Бо ки гӯям ки ту сарчашмаи озори манӣ?
Баргушо мӯи хам андар хаму дастафшон бош,
Ба Худо ёри манӣ, ёри манӣ, ёри манӣ.

## Меҳроби андеша

Бояд аз офоқу анфус бигзарӣ то ҷон шавӣ,

В-он гаҳ аз ҷон бигзарӣ то дархӯри ҷонон шавӣ.

Турраи гесӯи ӯ дар каф наёяд ройгон,

Бояд андар ин тариқат пою сар чавгон шавӣ.

Кай тавонӣ хонд дар меҳроби абрӯяш намоз,

Қарнҳо бояд дар ин андеша саргардон шавӣ.

Дар раҳи холи лабаш лабрез бояд ҷоми дард,

Ранҷро афзун кунӣ, не дар паи дармон шавӣ.

Дар ҳавои чашми масташ дар сафи мастони шаҳр,

Пой кӯбӣ, даст афшониву ҳампаймон шавӣ.

Ин раҳи ишқ асту андар нестӣ ҳосил шавад,

Боядат аз шавқ парвона шавӣ бирён шавӣ.

### Ғамзаи дӯст

Ҷуз сари кӯи ту эй дӯст надорам ҷое,

Дар сарам нест ба ҷуз хоки дарат савдое.

Бар дари майкадаву буткадаву масҷиду дайр,

Саҷда орам, ки ту шояд назаре бинмоӣ.

Мушкиле ҳал нашуд аз мадрасаву сӯҳбати шайх,

Ғамзае то гиреҳ аз мушкили  мо бугшоӣ.

Ин ҳама мову манӣ сӯфии дарвеш намуд,

Ҷилвае то ману моро зи дилам биздоӣ.

Нестам нест ки ҳастӣ ҳама дар нестӣ аст,

Ҳеҷаму ҳеҷ ки дар ҳеҷ назар фармоӣ.

Паи ҳар кас шудам аз аҳли дилу ҳолу тараб,

Нашунидам тараб аз шоҳиди базмороe.

Окифи даргаҳи он парданишинам шабу рӯз,

То ба як ғамзаи ӯ қатра шавад дарёе.

## Хилвати мастон

Дар ҳалқаи дарвеш надидем сафое,

Дар савмаа аз ӯ нашунидем нидое.

Дар мадраса аз дӯст нахондем китобе,

Дар маъзана аз ёр надидем садое.

Дар ҷамъи кутуб ҳеҷ ҳиҷобе надаридем,

Дар дарси суҳуф роҳ набурдем ба ҷое.

Дар буткада умре ба батолат гузарондем,

Дар ҷамъи ҳарифон на давоеву на дое.

Дар ҷаргаи ушшоқ равам балки биёбам,

Аз гулшани диддор насиме ради пое.

Ин мову манӣ ҷумла зи ақл асту иқол аст,

Дар хилвати мастон на манӣ ҳасту на мое.

### Дили хоб

Чашми туву хуршеди чаҳонтоб кучо,
Ёди рухи дилдору дили хоб кучо,
Бо ин тани хокӣ малакутӣ нашавӣ,
Эй дӯст туробу рабб-ул-арбоб кучо.

### Дари васл

Эй дӯст бибин ҳоли дили зори маро,
В-ин чони балодидаи бемори маро,
То кай дари васли худ ба рӯям бандӣ,
Чоно матисанд дигар озори маро.

### Тифли тариқ

Эй пири тариқ дастгирӣ фармо!
Тифлам дар ин тариқ пирӣ фармо!
Фарсуда шудему раҳ ба чое нарасид,
Ёро ту дар ин роҳ амирӣ фармо!

### Бодаи аласт

Ҳушёрии ман бигиру мастам бинамо,
Сармаст зи бодаи аластам бинамо,
Бар нестиям фузун кун аз роҳи карам,
Дар дидаи худ ҳар он чӣ ҳастам бинамо.

**Ҳайҳот**

Фотӣ туву раҳ ба кӯи дилбар ҳайҳот,

Наззорагарии рӯи дилбар? Ҳайҳот,

Ин роҳ раҳе нест, ки паймоӣ ту,

Ҷибрил дар он фиканда шаҳпар ҳайҳот.

**Ҷумҳурии Исломӣ**

Ҷумҳурии Исломии мо ҷовид аст,

Душман зи ҳаёти хештан навмед аст,

Он рӯз, ки олам зи ситамгар холист,

Морову ҳама ситамкашонро ид аст.

**Фарёд**

Аз дарди дилам ба ҷуз ту кӣ бохабар аст,

Ё бо мани девона ки дар бому дар аст,

Туғёни дарунро ба кӣ битвонам гуфт,

Фарёди ниҳонро ба дил кӣ асар аст.

**Чароғи фитрат**

Фотӣ ки ба қавли хеш аҳли назар аст,

Дар фалсафа кӯшишаш басе бештар аст,

Бошад, ки ба худ ояду бедор шавад,

Донад, ки чароғи фитраташ дар хатар аст.

### Фарёд зи ман

Эй пир ҳавои хонақоҳам ҳавас аст,

Тоат накунад суди гуноҳам ҳавас аст,

Ёрон ҳама сӯи Каъба карданд раҳил,

Фарёд зи ман гунаҳгоҳам ҳавас аст.

### Ҷумҳурии мо

Ҷумҳурии мо нишонгари Ислом аст,

Афкори палиди фитнаҷӯён хом аст,

Миллат ба раҳи хеш ҷилав метозад,

Саддом ба дасти хеш ба сад дом аст.

### Мо арафнока

Фотӣ, ки зи ман номаи ирфонӣ хост,

Аз мӯрчае тахти сулаймонӣ хост,

Гӯё нашунида «мо арафнока» аз он-к,

Ҷибрил аз ӯ нафхаи раҳмонӣ хост.

### Ташнаи посух

Эй дӯст ҳар он чӣ ҳаст нури рухи туст,

Фарёдраси дил назари фаррухи туст,

Тай шуд шаби ҳиҷру[1] матлаи фаҷр нашуд,

Ёро! Дили мурда ташнаи посухи туст.

---

[1] Шаби ҳиҷр: шаби қадр.

### Парчам

Ин иди саид иди ҳизбуллоҳ аст,
Душман зи шикасти хештан огоҳ аст,
Чун парчами Ҷумҳурии Исломии мо,
Ҷовид ба исми аъзами Аллоҳ аст.

### Дурри ятим

Фотӣ, ки ба нури фитрат оростааст,
Аз қайди ҳиҷоби ақл перостааст,
Гӯё, ки зи баҳри нури «султониву садр»,
Ин дурри ятим пок бархостааст.

### Тӯтивор

Фотӣ, ки ба донишкада раҳ ёфтааст,
Алфозе чандро ба ҳам бофтааст,
Гӯё, ки ба як-ду ҷумлаи тӯтивор,
Савдогари зоти поки ноёфтааст.

### Меҳмон

Ҳар зарра дар ин мазраа меҳмони ту ҳаст,
Ҳар рещдиле ба ҳақ парешони ту ҳаст,
Касро натавон ёфт, ки ҷӯёи ту нест,
Ҷӯяндаи ҳар чӣ ҳаст, хоҳони ту ҳаст.

**Имон**

Онро ки замину осмонаш ҷо нест,

Бар арши барину курсияш маъво нест,

Андар дили ошиқаш бигунҷад эй дӯст,

Имон аст ину ғайр аз ин маъно нест.

**Ишқ**

Он дил, ки ба ёди ту набошад дил нест,

Қалбе, ки ба ишқат натапад ҷуз гил нест,

Он кас, ки надорад ба сари кӯи ту роҳ,

Аз зиндагии бесамараш ҳосил нест.

**Ширин**

Дар маҳфили дӯстон ба ҷуз ёди ту нест,

Озода набошад он ки озоди ту нест,

Ширинлабу ширинхату ширингуфтор,

Он кист, ки бо ин ҳама Фарҳоди ту нест.

**Афсӯс**

Афсӯс, ки умр дар батолат бигузашт,

Бо бори гунаҳ бидуни тоат бигузашт,

Фардо, ки ба саҳнаи муҷозот равам,

Гӯянд, ки ҳангоми надомат бигузашт.

### Гумон

Афсӯс, ки айём ҷавонӣ бигузашт,

Ҳоле нашуду ҷаҳони фонӣ бигузашт,

Матлуби ҳама ҷаҳон ниҳон аст ҳанӯз,

Дидӣ ҳама умр дар гумоне бигузашт.

### Ҳастии дӯст

Ҷуз ҳастии дӯст дар ҷаҳон натвон ёфт,

Дар нест нишонае зи ҷон натвон ёфт,

Дар хона агар кас аст, як ҳарф бас аст,

Дар кавну макон ба ғайри он натвон ёфт.

### Натавон ёфт

Бо фалсафа раҳ ба сӯи ӯ натвон ёфт,

Бо чашми алил кӯи ӯ натвон ёфт,

Ин фалсафаро биҳил[1], ки бе шаҳпари ишқ,

Ишроқи ҷамили рӯи ӯ натвон ёфт.

### Тариқ

Фотӣ, ки тариқи малакутӣ супурад,

Хоҳад зи мақоми ҷабарутӣ гузарад,

Нобиноест, кӯ зи чоҳи носут,

Бе раҳнамо ба сӯи лоҳут равад.

---

[1] Сиғаи амр аз масдари ҳалидан, яъне бигузор.

### Фано

Сӯфӣ! Ба раҳи ишқ сафо бояд кард,
Аҳде, ки намудаӣ вафо бояд кард,
То хештанӣ ба васли ҷонон нарасӣ,
Худро ба раҳи дӯст фано бояд кард.

### Ҳазар

Фотӣ! Ба сӯи дӯст сафар бояд кард,
Аз хештани хеш гузар бояд кард,
Ҳар маърифате, ки бӯи ҳастии ту дод,
Девест ба раҳ, аз он ҳазар бояд кард.

### Сафар

Аз ҳастии хештан гузар бояд кард,
З-ин деви лаин сарфиназар бояд кард,
Гар толиби дидори рухи маҳбубӣ,
Аз манзили бегона сафар бояд кард.

### Ҳиҷоби акбар

Фотӣ, ки ба илми фалсафа менозад,
Бар илми дигар ба ошкоро тозад,
Тарсам, ки дар ин ҳиҷоби акбар охир,
Ғофил шаваду ҳастии худро бозад.

### Роҳ

Фасле бикушо, ки васфи рӯят бошад,
Оғозгари турраи мӯят бошад,
Тӯмори улуму фалсафа дарҳам печ,
Ёро назаре, ки раҳ ба сӯят бошад.

### Нишон

Фотӣ гули бӯстони Аҳмад бошад,
Фарзанди дилороми Муҳаммад бошад,
Гуфтори ман аз нишони «султониву садр»,
Дар ҷибҳаи саъди ӯ муайяд бошад.

### Ид

Ин иди саид иди асъад бошад,
Миллат ба паноҳи лутфи Аҳмад бошад,
Бар парчами Ҷумҳурии Исломии мо,
Тимсоли мубораки Муҳаммад бошад.

### Ориф

Он кас, ки ба заъми хеш ориф бошад,
Ғаввос ба дарёи маориф бошад,
Рӯзе агар аз ҳиҷоб озод шавад,
Бинад, ки ба локи[1] хеш воқиф бошад.

---

[1] Зарф.

### Қибла

Абрӯи ту қиблаи намозам бошад,
Ёди ту гиреҳгушои розам бошад,
Аз ҳар ду ҷаҳон барфиканам рӯи ниёз,
Гар гӯшаи чашмат ба ниёзам бошад.

### Парешон

То такягаҳат асои бурҳон бошад,
То дидгаҳат китоби ирфон бошад,
Дар ҳиҷри ҷамоли дӯст то охири умр,
Қалби ту дигаргуну парешон бошад.

### Раҳо бояд шуд

Аз ҳастии хештан раҳо бояд шуд,
Аз деви худии худ ҷудо бояд шуд,
Он кас, ки ба шайтони дарун саргарм аст,
Кай роҳии роҳи анбиё хоҳад шуб.

### Ҷилваи Ҳақ

Мӯсо нашуда калим кай хоҳӣ шуд,
Дар Тури раҳаш муқим кай хоҳӣ шуд,
То ҷилваи Ҳақ туро зи худ нараҳонад,
Бо ёри азал надим кай хоҳӣ шуд.

**Фалсафа**

Фотӣ, ки фунуни фалсафа мехонад,

Аз фалсафа фову лому син медонад,

Уммеди ман он аст, ки бо нури Худо,

Худро зи ҳиҷоби фалсафа бираҳонад.

**Ҳиҷоб**

Онон, ки ба илми фалсафа менозанд,

Бар илми дигар ба ошкоро тозанд,

Тарсам, ки дар ин ҳиҷоби акбар охир,

Саргарм шаванду хештанро бозанд.

**Ҷафо**

Фӯлод диле, ки оҳ нармаш накунад,

Ё нолаи дилсӯхта гармаш накунад,

Тавқе зи ҷафо фиканда бар гардани хеш,

Озори дилам дучори шармаш накунад.

***Лан таронӣ***

То ҷилваи ӯ ҷиболро дак накунад,

То саъқ туро зи хеш мундак накунад,

Пайваста хитоби лан таронӣ шунавӣ,

Фонӣ шав, то худ аз ту мунфак накунад.

### Ҳамроз

Он шаб, ки ҳама майкадаҳо боз шаванд,
Ёрони харобот ҳамовоз шаванд,
Фориғ зи рақиб дар канори маҳбуб,
Тӯмори фироқ баста ҳамроз шаванд.

### Санои Ҳақ

Зарроти ҷаҳон санои Ҳақ мегӯянд,
Тасбеҳкунон лиқои ӯ меҷӯянд,
Мо кӯрдилон хомӯшашон пиндорем,
Бо зикри фасеҳ роҳи ӯ мепӯянд.

### Сӯи ӯ

Зарроти вуҷуд ошиқи рӯи ваянд,
Бо фитрати хештан саноҷӯи ваянд,
Нохоставу хоста дилҳо ҳамагӣ,
Ҳар ҷо ки назар кунанд, дар сӯи ваянд.

### Бероҳа

Илме, ки ҷуз истилоҳу алфоз набуд,
Ҷуз тирагиву ҳиҷоб чизе нафузуд,
Ҳар чанд ту ҳикмати илоҳӣ хонияш,
Роҳе ба сӯи каъбаи ошиқ нанамуд.

### Фурӯғи рух

Он кас, ки рухаш надид хуффош бувад,

Хуршед фурӯғи рухи зебош бувад,

Сиррасту ҳар он чӣ ҳаст андар ду ҷаҳон,

Аз ҷилваи нури рӯи ӯ фош бувад.

### Панд

То дӯст бувад туро газанде набувад,

То ӯст ғубори чуну чанде набувад,

Бигзор ҳар он чӣ ҳасту ӯро бигузин,

Некӯтар аз ин ду ҳарф панде набувад.

### Қарор

Ҷуз ёди ту дар дилам қароре набувад,

Эй дӯст ба ҷуз ту ғамгусоре набувад,

Девона шудам зи ақл безор шудам,

Хоҳони туро ба ақл коре набувад.

### Бут

Бо чашми манӣ ҷамоли ӯ натвон дид,

Бо гӯши туӣ нағмаи ӯ кас нашунид,

Ин мову туӣ мояи кӯриву карист,

Ин бут бишикан, то шавадат дӯст падид.

## Он кист?

Он кист, ки рӯи ту ба ҳар кӯй надид?

Овои ту дар ҳар дару манзил нашунид?

Кӯ он ки сухан зи ҳар ки гуфт аз ту нагуфт?

Он кист, ки аз майи висолат начашид?

## Роҳи маърифат

Он кас, ки раҳи маърифатуллоҳ пӯяд,

Пайваста зи ҳар зарра Худо меҷӯяд,

То ҳастии хештан фаромӯш накунад,

Хоҳад, ки зи ширк атри ваҳдат бӯяд.

## Беқарор

Ёрон дили дардманди моро нигаред,

Тӯфони кушандаи балоро нигаред,

Аз мо дили беқарору пуршӯру наво,

Фориғ дили ёри бевафоро нигаред.

## Маҳҷур

Гар аҳли най зи аҳли Ҳақ хурда магир,

Эй мурда! Чу худ зиндадилон мурда магир,

Бархез аз ин хоби гарон эй маҳҷур!

Бедордилон хоби гаронбурда магир.

### Файзи вуҷуд

Ҷуз файзи вуҷуди ӯ набошад ҳаргиз,

Ҷуз акси намуди ӯ набошад ҳаргиз,

Марг аст агар ҳастии дигар бинӣ,

Буде ҷуз буди ӯ набошад ҳаргиз.

### Муддаӣ

Аз сӯфиҳо сафо надидам ҳаргиз,

З-ин тоифа ман вафо надидам ҳаргиз,

З-ин муддаиён, ки фош «Аналҳақ» гӯянд,

Бо худбинӣ фано надидам ҳаргиз.

### Ҷӯяндаи ту

Эй ёди ту рӯҳбахши ҷони дарвеш,

Эй меҳри ҷамоли ту давои дили реш,

Дилҳо ҳама сайдҳои дарбанди туанд,

Ҷӯяндаи туст ҳар касе дар ҳар кеш.

### Ақлу ишқ

Эй ишқ бибор бар сарам раҳмати хеш,

Эй ақл маро раҳо кун аз заҳмати хеш,

Аз ақл буридаму ба ӯ пайвастам,

Шояд кашадам ба лутф дар хилвати хеш.

### Доми дил

Афтода ба доми шамъ парвонаи дил,

Ҳошо ки раҳо кунад ғамаш хонаи дил,

Матруд шавад зи ҷаргаи дарвешон,

Девонаваше, ки нест девонаи дил.

### Русвои ту

Парвонаи шамъи рухи зебои туам,

Дилбохтаи қомати раънои туам,

Ошуфтаам аз фироқат эй дилбари ҳусн,

Баргир ҳиҷоби ман, ки русвои туам.

### Ғарқи камол

Он рӯз, ки ошиқи ҷамолат гаштам,

Девонаи рӯи бемисолат гаштам,

Дидам набуд дар ду ҷаҳон ҷуз ту касе,

Бехуд шудаму ғарқи камолат гаштам.

### Бегонаи хеш

То рӯи туро дидаму девона шудам,

Аз ҳастиву ҳар чӣ ҳаст бегона шудам,

Бехуд шудам аз хештану хешиҳо,

То маст зи як ҷуръаи паймона шудам.

### Чӣ кунам?

Фарҳодаму сӯзи ишқи ширин дорам,
Уммеди лиқои ёри дерин дорам,
Тоқат зи кафам рафту надонам чӣ кунам,
Ёдаш ҳама шаб дар дили ғамгин дорам.

### Кӯи дӯст

Гар бар сари кӯи дӯст роҳе дорам,
Дар сояи лутфи ӯ паноҳе дорам,
Ғам нест, ки роҳи рафту омад боз аст,
Тоат агарам нест гуноҳе дорам.

### Ёд

Аз дасти фироқат бар кӣ дод барам,
Фарёдрас! Аз ту ба кӣ фарёд барам,
Тӯфони ғамат риштаи ҳастӣ бигусехт,
Ёди ту шавад ёди худ аз ёд барам.

### Аз дасти ту...

Аз дасти ту дар пеши кӣ фарёд барам,
Аз додситон ҳамчу туе дод барам,
Гар лутф кунӣ навозиям бо назаре,
Соҳибназаронро ҳама аз ёд барам.

### Он рӯз

Он рӯз, ки раҳ ба сӯи майхона барам,
Ёрон ҳамаро ба далқу маснад супурам,
Тӯмори ҳакиму файласуфу ориф,
Фарёдкашону пойкӯбон бидарам.

### Мадад намо

Эй дӯст мадад намо, ки сайре бикунам,
Тоат ба каноре зада хайре бикунам,
Фориғ зи туиву маниву сирру алан,
Ёрӣ талабам рӯй ба дайре бикунам.

### Вола

Гар бар сари кӯи ту набошам чӣ кунам,
Гар волаи рӯи ту набошам чӣ кунам,
Эй ҷони ҷаҳон ба тори мӯи ту асир,
Гар бастаи мӯи ту набошам чӣ кунам.

### Гунох

То чанд зи дасти хеш фарёд кунам,
Аз кардаи худ куҷо равам дод кунам,
Тооти маро гунох бояд шумурӣ,
Пас аз гунаҳи хеш чисон ёд кунам.

### Қатра

Ман пашшаам аз лутфи ту товус шавам,
Як қатраам аз ями ту қомус шавам,
Гар лутф кунӣ пар бигушоям чу малак,
Омодаи побӯси шаҳи Тӯс шавам.

### Ёрон назаре

Ёрон назаре, ки некандеш шавам,
Бегона зи қайди ҳастии хеш шавам,
Такбирзанон рӯ сӯи маҳбуб кунам,
Аз хирқа бурун ояму дарвеш шавам.

### Боғи зебоӣ

Эй рӯй ту нурбахши хилватгоҳам,
Ёди ту фурӯғи дили ноогоҳам,
Он сарви баланди боғи зебоиро,
Дидан натавон бо назари кӯтоҳам.

### Фикри роҳ

Тоат натавон кард, гунохе бикунем,
Аз мадраса рӯ ба хонақоҳе бикунем,
Фарёди аналҳақ раҳи Мансур бувад,
Ё Раб мададе, ки фикри роҳе бикунем.

### Шамъи маҳфил

Эй рӯи ту шамъи маҳфили беморон,

В-эй ёди ту марҳами дили беморон,

Бар бистари марги мо табибона биё,

Эй диди ту ҳалли мушкили беморон.

### Хуршеди ҷаҳон

Бедор шав эй ёр аз ин хоби гарон,

Бингар рухи дӯстро ба ҳар зарра аён,

То хобӣ дар худии худ пинҳонӣ,

Хуршеди ҷаҳон бувад зи чашми ту ниҳон.

### Тур

Эй дӯст маро хидмати пире бирасон,

Фарёдрасо! Ба дастгире бирасон,

Тур аст ҳавас дар ин раҳи дуру дароз,

Ёри куну ёри хушзамире бирасон.

### Паноҳе нарасид

Эй пир маро ба хонақоҳе бирасон,

Ёрон ҳама рафтанд ба роҳе бирасон,

Тоқат шудам аз дасту паноҳе нарасид,

Фарёдрасо! Паноҳгоҳе бирасон.

### Роҳати дил

Эй ёди ту роҳати дили дарвешон,

Фарёдрасони мушкили дарвешон,

Туру шаҷар асту ҷилваи рӯи нигор,

Ёрон! Ин аст ҳосили дарвешон.

### Мастӣ

Сармаст зи бодаи ту хоҳам гаштан,

Беҳуш фитодаи ту хоҳам гаштан,

Аз ҳуш гурезонаму аз мастӣ маст,

То шод зи додаи ту хоҳам гаштан.

### Бедор шав!

Ғайри раҳи дӯст кай тавонӣ рафтан,

Ҷуз мидҳати ӯ куҷо тавонӣ гуфтан,

Ҳар мадҳу сано, ки мекунӣ мадҳи вай аст,

Бедор шав эй рафиқ! То кай хуфтан.

### Асир

Фахр аст барои ман фақири ту шудан,

Аз хеш гусастану асири ту шудан,

Тӯфонзади балои қаҳрат будан,

Якто ҳадафи камону тири ту шудан.

## Дур фикан

Фарҳод шаву теша бар ин кӯҳ бизан,

Аз ишқ ба теша решаи кӯҳ бикан,

Тур асту ҷамоли дӯст ҳамчун Мӯсо,

Ёди ҳама чизро ҷуз ӯ дур фикан.

## Мафтун

Девона шав ин иқол аз по во кун,

Товус! Зи ҷилва зоғро русво кун,

Ҳоли дили ақлро зи девона мапурс,

Мафтуни иқолу ақлро пайдо кун.

## Ҷамоли мутлақ

Фотӣ зи алоиқи ҷаҳон дил баркан,

Аз дӯст шудан ба ину он дил баркан,

Як дӯст, ки он ҷамоли мутлақ бошад,

Бугузин туву аз кавну макон дил баркан.

## Соя

Эй фарри ҳумо бар сари ман соя фикан,

Фарёд расу вуҷудам аз поя фикан,

Тавқе, ки ба гарданам фикандаст ҳавас,

Ёро ту ба гардани фурӯмоя фикан.

### Шодӣ

Эй пири харобот дилободам кун,

Аз бандагии хештан озодам кун,

Шодӣ ба ҷуз аз дидани ӯ ранҷ бувад,

Шодӣ бизудой аз дилам шодам кун.

### Эй пир

Эй пир биё ба ҳаққи ман пирӣ кун,

Ҳолам деҳу девонаи занҷире кун,

Аз донишу ақл ёрро натвон ёфт,

Аз ҷаҳл дар ин роҳ мададгирӣ кун.

### Ҳумо

Товуси ҳумо! Соя фикан бар сари ман,

Ёрӣ куну баргушой болу пари ман,

Фарёд рас аз қайди худ озодам кун,

Аз ахтари худ нек намо ахтари ман.

### Тӯфон

Фош аст ба назди дӯст рози дили ман,

Ошуфтадиливу ранҷи беҳосили ман,

Тӯфони фазояндае андар дили мост,

Ё Раб зи чӣ хоке бисириштӣ гили ман.

## Бинмо назаре

Эй шодии ман ғуссаи ман, эй ғами ман,
Эй захми даруни ман в-эй марҳами ман,
Бинмо назаре ба зарраи бемиқдор,
То бар сари офоқ равад парчами ман.

## Чароғ

Эй уқдакушои дили девонаи ман,
Эй нури рухат чароғи кошонаи ман,
Бардор ҳиҷоб аз миён, то ёбад,
Роҳе ба рухи ту чашми бегонаи ман.

## Ёди ту

Эй ёди ту мояи ғаму шодии ман,
Сарви қади ту ниҳоли озодии ман,
Бардор ҳиҷоб аз руху рӯ бигушой,
Эй асли ҳама харобу ободии ман.

## Роҳи девонагӣ

Фарзона шаву зи фарри худ ғофил шав,
Аз илму ҳунар гурез кун ҷоҳил шав,
Тай кун раҳи девонагиву бехирадӣ,
Ё дӯст бихоҳ ё бирав оқил шав.

## Маҷнун шав

Эй мурғи чаман аз ин қафас берун шав,
Фирдавс туро металабад мафтун шав,
Товусиву аз диёри ёр омадаӣ,
Ёдовари рӯи дӯст шав маҷнун шав.

## Маърифат

Фотӣ! Туву ҳаққи маърифат яъне чӣ?
Дарёфти зоти бесифат яъне чӣ?
Нохонда «алиф» ба «ё» нахоҳӣ раҳ ёфт,
Нокарда сулук мавҳибат яъне чӣ?

## Муроди дил

Эй пир маро ба хонақаҳ манзил деҳ,
Аз ёди рухи дӯст муроди дил деҳ,
Ҳосил нашуд аз мадраса ҷуз дурии ёр,
Ҷоно мададе ба умри беҳосил деҳ.

## Маҷнун

Ё Раб назаре зи покбозонам деҳ,
Лутфе куну раҳ ба дилнавозонам деҳ,
Аз мадрасаву хонақаҳам боз раҳон,
Маҷнун куну хотири парешонам деҳ.

### Шефтагон

Ин шефтагон, ки дар сиротанд ҳама,
Ҷўяндаи чашмаи ҳаётанд ҳама,
Ҳақ металабанду худ надонанд онро,
Дар об ба дунболи Фуротанд ҳама.

### Раҳравон

Бархез, ки раҳравон ба роҳанд ҳама,
Пайваста ба сўи ҷойгоҳанд ҳама,
Он ҷо ки ба ҷуз дўст зи кас ёде нест,
Афсурдадилон рўйсиёҳанд ҳама.

### Эй меҳр

Эй меҳр! Тулўъ кун, ки хобем ҳама,
Дар ҳиҷри рухат дар табу тобем ҳама,
Ҳар барзану бом аз рухат равшану мо,
Хуффошвашему дар ҳиҷобем ҳама.

### Кўи ғам

Эй дўст ба ишқи ту дучорем ҳама,
Дар ёди рухи ту доғдорем ҳама,
Гар дур кунӣ ё бипазирӣ моро,
Дар кўи ғами ту пойдорем ҳама.

**Дӯст**

Ғайр аз дари дӯст дар ҷаҳон кай ёбӣ,
Ҷуз ӯ ба замину осмон кай ёбӣ,
Ӯ нури замину осмонҳо бошад,
Қуръон гӯяд чунон нишон кай ёбӣ.

**Фарзонаи ман**

Аз дидаи ошиқон ниҳон кай будӣ?
Фарзонаи ман ҷудо зи ҷон кай будӣ?
Тӯфони ғамат решаи ҳастӣ барканд,
Ёро ту бурида аз равон кай будӣ?

**Аён**

Фориғ агар аз ҳар ду ҷаҳон гардидӣ,
Аз дидаи ину он ниҳон гардидӣ,
Тӯмори вуҷудро баҳам печидӣ,
Ёр аз паси пардаҳо аён гардидӣ.

**Ҷом**

Ошиқ нашудӣ агар, ки номе дорӣ,
Девона наӣ агар паёме дорӣ,
Мастӣ начашидаӣ агар ҳуш турост,
Моро бинавоз то ки ҷоме дорӣ.

### Эй ишқ

Эй дида нигар рухаш ба ҳар бому даре,
Эй гӯш садош бишнав аз ҳар гузаре,
Эй ишқ биёб ёрро дар ҳама ҷо,
Эй ақл бибанд дидаи бехабарӣ.

### Хабар

Эй дӯст ба рӯи дӯст букшой даре,
Соҳибназаро! Ба мустамандон назаре,
Мо бехабаронем зи манзилгаҳи ишқ,
Эй бохабар аз бехабар овар хабаре.

### Асири нафс

Фотӣ агар аз торуми аъло гузарӣ,
Аз хок гузашта аз сурайё гузарӣ,
Ҳайҳот, ки то асири деви нафсӣ,
Аз роҳи «дано» сӯи «тадалло» гузарӣ.

### Фарёдрас

Дар ҳеҷ диле нест ба ҷуз ту ҳавасе,
Моро набувад ба ғайри ту додрасе,
Кас нест, ки ишқи ту надорад дар дил,
Бошад, ки ба фарёди дили мо бирасӣ.

## Маҳфили дӯст

Дар маҳфили дӯст нест ҷуз дуду даме,

Дар ҳалқаи сӯфиён на «ло» на «нааме»,

Гар шодиву ғам металабӣ берун шав,

Ин ҷо натавон ёфт на шодӣ на ғаме.

## Хори роҳ

Ин фалсафаро, ки илми аъло хонӣ,

Бартар зи улуми дигараш медонӣ,

Хоре зи раҳи солики ошиқ нагирифт,

Ҳар чанд ба арши аъзамаш биншонӣ.

## Худбин

Гар нест шавӣ кавси «аналҳақ» назанӣ,

Бо даъвии пучи худ муаллақ назанӣ,

То худ бинӣ ту мушрике беш наӣ,

Бехуд бишавӣ, ки лофи мутлақ назанӣ.

## Лофи аналҳақ

То Мансурӣ лофи аналҳақ бизанӣ,

Нодида ҷамоли дӯст ғавғо фиканӣ,

Дак кун ҷабали худии худ чун Мӯсо,

То ҷилва кунад ҷамоли ӯ бе аринӣ.

### Лофи ирфон

Тӯтисифативу лофи ирфон бизанӣ,
Эй мӯр дам аз тахти Сулаймон бизанӣ,
Фарҳод надидаиву Ширин гаштӣ,
Ёсир нашудиву дам зи Салмон бизанӣ.

### Хуршед

Бардор ҳиҷоб то ҷамолаш бинӣ,
То талъати зоти бемисолаш бинӣ,
Хуффош! Зи ҷилди хештан берун ой,
То ҷилваи хуршеди ҷалолаш бинӣ.

### Фориғ

Фаррух рӯзе, ки фориғ аз хеш шавӣ,
Аз ҳар ду ҷаҳон гузашта дарвеш шавӣ,
Туғён куниву хирмани ҳастӣ сӯзӣ,
«Ё Ҳақ» гӯён раста зи ҳар кеш шавӣ.

### Бардор ҳиҷоб

То кавси аналҳақ бизинӣ худхоҳӣ,
Дар сирри ҳувияташ ту ноогоҳӣ,
Бардор ҳиҷоби хештан аз сари роҳ,
Бо будани он ҳанӯз андар роҳӣ.

## Паноҳ

Фарёдраси нолаи дарвеш туӣ,

Оромибахши ин дили реш туӣ,

Тӯфони фазоянда маро ғарқ намуд,

Ёдовари роҳи киштии хеш туӣ.

## Мадеҳаи нурайни наййирайн Фотимаи Заҳро ва Фотимаи Маъсума саломуллоҳи алайҳимо

Эй азалият ба турбати ту мухаммар,

В-эй абадият ба талъати ту муқаррар.

Ояти раҳмат зи ҷилваи ту ҳувайдо,

Рояти қудрат дар остини ту музмар.

Ҷудат ҳам-бистаро ба файзи муқаддас,

Лутфат ҳам-болишо ба садри мусаддар.

Исмати ту то кашида парда ба аҷсом,

Олами аҷсом гардад олами дигар.

Ҷилваи ту нури эзидиро маҷло,

Исмати ту сирри мухтафиро мазҳар.

Гӯям воҷиб туро на онат рутбат,

Хонам мумкин туро зи мумкин бартар.

Мумкин андар либоси воҷиб пайдо,

Воҷибе андар ридои имкон мазҳар.

Мумкин аммо чӣ мумкин иллати имкон,

Воҷиб аммо шуои Холиқи Акбар.

Мумкин аммо ягона воситаи файз,

Файз ба меҳтар расад ва зон пас каҳтар.

Мумкин аммо намуди ҳастӣ аз вай,

Мумкин аммо зи мумкинот фузунтар.

В-ин на аҷаб з-он ки нури ӯст зи Заҳро,

Нури вай аз Ҳайдар асту ӯ зи паямбар.

Нури Худо дар Расули Акрам пайдо,

Кард таҷаллӣ зи вай ба Ҳайдари Сафдар.

В-аз вай тобон шуда ба ҳазрати Заҳро,

Инак зоҳир зи духти Мӯсои Ҷаъфар.

Ин аст он нур, ки машияти «кун»[1] кард,

Олам он кӯ ба олам аст мунаввар.

Ин аст он нур к-аз таҷаллии қудрат,

Дод ба дӯшизагони ҳастӣ зевар.

Шайтон олим шудӣ агар бадин нур,

Ногуфтӣ Одам аст хоку ман озар.

Обрӯи мумкинот ҷумла аз ин нур,

Гар набудӣ ботил омад саросар.

Ҷилваи ин худ араз намуд аразро,

Зиллаш бахшуд ҷавҳарияти ҷавҳар.

Исои Марям ба пешгоҳаш дарбон,

Мӯсои Имрон ба боргоҳаш чокар.

Он як чун дидабон фаро шуда бар дор,

В-ин як чу қапқон мӯътии бар дар.

Ё ки ду тифланд дар ҳарими ҷалолаш,

Аз паи такмили нафс омада музтар.

Он як Инҷилро намояд аз ҳифз,

В-ин як Тавротро бихонад аз бар.

Гар ки нагуфтӣ имом ҳастам бар халқ,

Мӯсои Ҷаъфар валии ҳазрати довар.

Фош бигуфтам, ки ин расули Худо аст,

Мӯъҷизааш мебувад ҳамоно духтар.

Духтар ҷуз Фотима наёяд чун ин,

---

[1] Кун: феъли амр ба маънои бош аст.

Сулби падарро диҳам машимаи модар.

Духтар чун ин ду аз машимаи қудрат,

Номаду нояд дигар ҳамора муқаддар.

Он як амвоҷи илмро шуда мабдаъ,

В-ин як афвоҷи ҳилмро шуда масдар.

Он як мавҷуд аз хитобаш маҷло,

В-ин як маъдум аз иқобаш мустар.

Он як бар фарқи анбиё шуда торик,

В-ин як андар сар авлиёро миғфар.

Он як дар олами  ҷалолат каъба,

В-ин як дар мулки кибриёӣ машъар.

«*Лам ялид*»-ам баста лаб, вагарна бигуфтам,

Духти Худоянд ин ду нури мутаҳҳар.

Он як кавну маконаш баста ба мақнаъ,

В-ин як мулки ҷаҳонаш баста ба меъҷар.

Чодури он як ҳиҷоби исмати эзад,

Меъҷари ин як ниқоби иффати довар.

Он як бар мулки лоязолӣ торук,

В-ин як бар арши кибриёӣ афсар.

Тобише аз лутфи он биҳишти мухаллад,

Сояе аз қаҳри ин ҳаҷим муқаъар.

Қатрае аз ҷуди он биҳори самовӣ,

Рашҳае аз файзи ин захоири ағяр.

Он як хоки Мадина карда музайян,

Сафҳаи Қумро намуда ин як анвар.

Хоки Қум ин карда аз шарофат ҷаннат,

Оби Мадина намуда он як Кавсар.
Арсаи Қум ғайрати биҳишти барин аст,
Балки биҳишташ ясовулест баробар.
Зебад агар хоки Қум ба «Арш» кунад фахр,
Шояд гар «Лавҳ»-ро биёбад ҳамсар.
Хоке аҷаб хок! Обрӯи халоиқ,
Малҷаъ бар муслиму паноҳ бар кофар.
Гар ки шунидандӣ ин қасидаи «ҳиндӣ»,
Шоири шерозу он адиби суханвар.
Он як тӯтисифат ҳаме насурудӣ,
«Эй ба ҷалолат зи офариниш бартар».
В-ин як қамаре намат ҳамора нагуфтӣ,
«Ин ки ҷаҳон аз рухи ту гашта мунаввар».

## Қасидаи баҳорияи интизор

Омад баҳору бӯстон шуд рашки фирдавси барин,

Гулҳо шукуфта дар чаман, чун рӯи ёри нозанин.

Густарда боди ҷонфазо, фарши зумуррад бешамар,

Афшонда абри пуръато, берун зи ҳад дурри самин.

Аз арғувону ёсаман тарфи чаман шуд парниён,

В-аз уққувону настаран сатҳи даман дебои чин.

Аз лодану маймун расад, ҳар лаҳза бӯи ҷонфазо,

В-аз суриву нӯъмон вазад, ҳар дам шамими анбарин.

Аз сунбулу наргис ҷаҳон, бошад ба монанди ҷинон,

В-аз савсавну насрин замин, чун равзаи хулди барин.

Аз фарти лола бӯстон, гашта беҳ аз боғи ирам,

В-аз файзи жола гулистон, рашки нигористони чин.

Аз қумриву кабку ҳазор, ояд навои арғанун,

В-аз сайраву кукуву сор, овози чанги ростин.

Аз шораку туко расад, ҳар лаҳза савте дилрабо,

В-аз булмалеҳу фохта, ҳар дам навое дилнишин.

Бар шох бошад зандхон, ҳар шом чун ромишгарон,

Варшон басони мӯбадон, ҳар субҳ бо савти ҳазин.

Як сӯ навои булбулон, як  сӯ гулу райҳону бон,

Як сӯ насими хушвазон, як сӯ равон мои маин.

Шуд мавсими айшу тараб, бигзашт ҳангоми караб,

Ҷоми маи гулгун талаб, аз гулъизоре маҳҷабин.

Қаддаш чу сарви бӯстон, хаддаш ба ранги арғувон,

Бӯяш чу бӯи займарон, ҷисмаш чу барги ёсамин.

Чашмаш чу чашми оҳувон, абрӯш монанди камон,

Оби бақояш дар даҳон, меҳраш ҳувайдо аз ҷабин.

Рӯяш чу рӯзи васли ӯ, гетифурӯзу дилкушо,

Мӯяш чу шоми ҳиҷри ман, ошуфтаву пуртобу чин.

Бо ин чунин зебосанам, бояд ба бӯстон зад қадам,

Ҷон фориғ аз ҳар ранҷу ғам, дил холӣ аз ҳар меҳру кин.

Хосса кунун к-андар ҷаҳон, гардида мавлуде аён,

К-аз баҳри зоти поки он, шуд имтизоҷи мову тин.

Аз баҳри такримаш миён, бар баста хайли анбиё,

Аз баҳри таъзимаш камар, хам карда чархи ҳафтумин.

Маҳдӣ Имоми Мунтазар, навбоваи Хайр-ул-башар,

Халқи ду олам сар ба сар, бар хони эҳсонаш нигин.

Меҳр аз зиёаш зарраe, бадр аз атояш бадраe,

Дарё зи ҷудаш қатраe, гардун зи кишташ хӯшачин.

Миръоти зоти кибриё, мишкоти анвори ҳудо,

Манзури баъси анбиё, мақсуди халқи оламин.

Амраш қазо, ҳукмаш қадар, ҳуббаш ҷинон, буғзаш сақар,

Хоки раҳаш зебад агар, бар турра սояд ҳури айн.

Донанд Қуръон сар ба сар, бобе зи мадҳаш мухтасар,

Асҳоби илму маърифат, арбоби имону яқин.

Султони дин, шоҳи замон, молик риқоби марду зан,

Дорад ба амри Зул-минан, рӯи замин, зери нигин.

Зоташ ба амри додгар, шуд манбаи файзи башар,

Хайли малоик сар ба сар, дар банди алтофаш раҳин.

Ҳуббаш сафинаи Нӯҳ омад дар масал, лекин агар,

Меҳраш набудӣ Нӯҳро, мебуд бо тӯфон қарин.

Гарна вуҷуди ақдасаш, зоҳир шудӣ андар ҷаҳон,

Комил нагаштӣ дини ҳақ, з-имрӯз то рӯзи пасин.

Эзад ба номаш зад рақам, маншури хатм-ул-авсиё,

Чунон ки ҷадди амҷадаш, гардид хатм-ул-мурсалин.

Нӯҳу Халилу Булбашар, Идрису Довуду писар,

Аз абри файзаш мустамид, аз кони илмаш мустаин.

Мӯсо ба каф дорад асо, дарбонияшро мунтазир,

Омода баҳри иқтидо, Исо ба чархи чорумин.

Эй хусрави гардунфарам, лахте назар кун аз карам,

Куффори муставлӣ нигар, Исломи мустазъаф бибин.

Номуси имон дар хатар, аз ҳилаи ломазҳабон,

Хуни мусулмонон ҳадар, аз ҳамлаи аъдои дин.

Зоҳир шавад он шаҳ агар, шамшери Ҳайдар бар камар,

Дастори Пайғамбар ба сар, дасти Худо дар остин.

Дайёре аз ин мулҳидон, боқӣ намонад дар ҷаҳон,

Эман шавад рӯи замин, аз ҷавру зулми золимин.

Ман гарчи аз фарти гунаҳ, шармандаву зорам вале,

Шодам ки хокам карда Ҳақ, бо оби меҳри ту аҷин.

Хосса кунун к-аз файзи Ҳақ, мадҳат сурудам он чунон,

К-аз хома резад бар варақ,  ҷои мураккаб ангубин.

То чангали шоҳин кунад, сайди кабӯтар дар ҳаво,

То гург бошад дар замин, бар гӯсфандон хашмгин.

Бар рӯи аҳбобат шавад, мафтуҳ абвоби зафар,

Бар ҷони аъдоят расад, ҳар дам балои саҳмгин.

То боди наврӯзӣ вазад, ҳар сола андар бӯстон,

То з-абр озорӣ дамад, райҳону гул андар замин.

Бар душманони давлатат, ҳар фасл бошад чун хазон,

Бар дӯстонат ҳар маҳе, бодо чу моҳи фарвадин.

Олам шавад аз мақдамаш, холӣ зи ҷаҳл аз илм пур,

Чун шаҳри Қум аз мақдами шайхи аҷал мири маҳин.

Абри ато, файзи амим, баҳри сахо, канзи наим,

Кони карам, Абдулкарим, пушту паноҳи муслимин.

Ганҷинаи илми салаф, сарчашмаи фазли халаф,

Додаш Худованд аз шараф, бар каф зимоми шаръу дин.

Дар сояаш гирд омада, аъломи дин аз ҳар балад,

Бар соҳаташ оварда рӯ, туллоб аз ҳар сарзамин.

Ё Раб ба умру иззаташ, афзою ҷоҳу ҳурматаш,

К-эҳё кунад аз ҳимматаш, оини хайр-ул-мурсалин.

Эй ҳазрати Соҳибзамон, эй подшоҳи инсу ҷон,

Лутфе намо бар шиаён, таъйид кун дини мубин.

Тавфиқи таҳсилам ато, фармову зӯҳди бериё,

То гардам аз лутфи Худо, аз олимини омилин.

## Дар мадҳи Валии Аср

## (аҷҷалаллоҳу таоло фараҷаҳ)

Дӯстон омад баҳори айшу фасли комронӣ,

Мужда оварда гулу хоҳад зи булбул муждагонӣ.

Бод дар гулшан фузун аз ҳад намуда мушк безӣ,

Абр дар бӯстон бурун аз ҳад намуда дурфишонӣ.

Барқ рахшон дар фазо чун найзаи солори тӯрон,

Раъд нолон чун шаҳи Эрон, зи тири систонӣ.

Аз вусули қатраи борон ба рӯи оби софе,

Ҷилвагар гашта табаққо пур зи дурҳои ямонӣ.

Дашту саҳро гашта яксар фарш аз дебои ахзар,

Мар дарахтонрост дар бар ҷомаҳои парниёнӣ.

Гӯиё гетӣ чароғон аст аз гулҳои алвон,

Савсану насрину ёсу ёсамину истаконӣ.

Ҳам муназзаҳ тарфи гулшан аз шамими уқхувонӣ,

Ҳам муаттар соҳати бӯстон зи атри займаронӣ.

Арғувону руззу гул, саҳни чаманро карда қасре,

Фарши ӯ сабзу фазояш зарду сақфаш арғувонӣ.

В-он шақоиқ ошиқ асту илтифоти ёр дида,

Рӯй аз ин рӯ ним дорад сурху ниме заъфаронӣ.

Лодану маймуну шоҳиспарғаму хайриву шаббӯ,

Бурдаанд аз тарзи хуш, гӯи сабақ аз нақши монӣ.

Жола бар лола чу холу дилбарон дар дилрабоӣ,

Наргису сунбул чу чашму зулфашон дар дилситонӣ.

В-он бунафша бин парешон карда он зулфи муаттар,

Карда дилҳоро парешон ҳамчу зулфини фулонӣ.

З-ин сабаб бингар сари хиҷлат ба зер афканда гӯяд,

Ман кучову турраи мишкину парчини фулонӣ.

Ишқи булбул карда гулро дар ҳарими боғ бетоб,

Ошкоро гӯяд аз шаҳнозу шӯру меҳрубонӣ.

Қумрияк моҳур хонад ҳудҳуд овози ироқӣ,

Кабк савти даштиву тайҳу баёти исфаҳонӣ.

Ин ҷаҳони тозаро гар мурдагон бинанд гӯянд,

Эй Худо.......................................................................

Кай чунин хуррам баҳорон дида чашми аҳли Эрон,

Карда наврӯзи куҳан аз нав хиёли навҷавонӣ.

Ё Худованд ин басоти айшро карда фароҳам,

То ба сад иззат намояд аз валияш меҳмонӣ.

Ҳазрати Соҳибзамон мишкоти анвори илоҳӣ,

Молики кавну макон миръоти зоти ломаконӣ.

Мазҳари қудрат Валии Аср, султони ду олам,

Қоими Оли Муҳаммад, Маҳдии охирзамонӣ.

Бо бақои зоти масъудаш ҳама мавҷуд боқӣ,

Бе лиҳози ақдасаш як дам ҳама махлуқ фонӣ.

Хӯшачини хирмани файзаш ҳама аршию фаршӣ,

Резахори хони эҳсонаш ҳама инсию ҷонӣ.

Аз туфайли ҳастияш ҳастии мавҷудоти олам,

Ҷавҳарию ақлию номию ҳайвонию конӣ.

Шоҳиде кӯ аз азал аз ошиқон барбаст рухро,

Бар сари меҳр омаду гардид машҳуду аёнӣ.

Аз зиёаш заррае бархост шуд меҳри сипеҳрӣ,

Аз атояш бадрае гардид бадри осмонӣ.

Баҳри тақбили қудумаш анбиё гаштанд ҳозир,
Баҳри таъзимаш камар хам кард чархи каҳкашонӣ.
Гӯ биё бишнав ба гӯши дил нидои «унзурунӣ»,
Эй ки гаштӣ бехуд аз хавфи хитоби «лантаронӣ».
Иди «Хум» бо ҳишмату фарри сулаймонӣ биёмад,
Ки ниҳодам бар сар аз мелоди шаҳ тоҷи киёнӣ.
Ҷумъа мегӯяд ман он ёрам, ки доим дар канорам,
Нимаи шаъбон маро дод иззату ҷоҳи гаронӣ.
Қарнҳо бояд, ки то ояд чунин иде ба олам,
Иди имсол аз шараф зад сиккаи соҳибқиронӣ.
Ақл гӯяд бош хомӯш чанд гӯӣ мадҳи шоҳӣ,
Ки суруда мидҳаташ Ҳақ бо забони безабонӣ.
Эй ки бе нури ҷамолат нест оламро фурӯғе,
То ба кай дар зилли амри ғайбати кубро ниҳонӣ.
Парда бардор аз руху мо мурдагонро ҷон бибахшо,
Эй ки қалби олами имкониву ҷони ҷаҳонӣ.
То ба кай ин кофирон нӯшанд хуни аҳли имон,
Чанд ин гургон кунанд ин гӯсфандонро шабонӣ.
То ба кай ин нокасон бошанд бар мо ҳукмронон,
То кай ин дуздон кунанд ин бекасонро посбонӣ.
То ба кай бар мо раво бошад ҷафои ингилисӣ,
Он ки дар зулму ситам фард асту ӯро нест сонӣ.
Он ки аз ҳирсаш насиби оламе шуд тангдастӣ,
Он ки бар оёти ҳақ рафт аз хатояш он чӣ донӣ.
Хор кун шоҳо ту ӯро дар ҷаҳон то субҳи маҳшар,
Он ки мезад дар басити арз кавси комронӣ.

То бидонанд аз Худованди ҷаҳон ин додхоҳӣ,

То бибинанд аз шаҳи исломиён ин ҳукмронӣ.

Ҳавзаи илмияи Қумро алам фармо ба олам,

То кунад фулки наҷоти муслиминро бодбонӣ.

Бас карам кун умру иззат бар кариме к-аз каромат,

Карда бар эшон чу абри раҳмати Ҳақ дурфишонӣ.

Некхоҳашро ато фармо бақои ҷовидонӣ,

Баҳри бадхоҳаш расон ҳар дам балои осмонӣ.

То зи фарти гул шавад шоҳо замин чун тарфи гулшан,

То зи файзи фарвадин гардад ҷаҳоне чун ҷиноне.

Бигзарад бар дӯстонат ҳар хазоне чун баҳоре,

Рӯ кунад бар душманонат ҳар баҳоре чун хазоне.

### Дар тавсифи баҳорон ва мадеҳи Абосолеҳ Имоми Замон ва тахаллус ба номи Оятуллоҳ Ҳоҷи Шайх Абдулкарим Ҳоирии Яздӣ қаддасаллоҳу сирраҳ

Муждаи фарвардин зи нав бинмуд гетиро мусаххар,
Ҷайшаш аз мағрибзамин бигрифт то машриқ саросар.
Рояташ афрошт парчам з-ин муқарнас чархи ахзар,
Гашт аз фармони вай дар хидматаш гардун муқаррар,
Бар ҷаҳону ҳар чӣ андар ӯст яксар ҳукмрон шуд.
***
Қудраташ бигрифт аз хитти араб то мулки Эрон,
Аз фарози тӯдаи Онвирс[1] то сарҳадди Ғозон.
Ҳинду Қафқозу Ҳабаш, Булғору Туркистону Судон,
Ҳам тарози дашту кӯҳистону ҳам паҳнои Уммон.
Давлаташ аз фарру ҳишмат, толии сосониён шуд.
***
Кард лашкарро зи абри тира урдуе муназзам,
Дод ҳар якро зи сар-сар бодияпаймое адҳам,
Бар сарони лашкар аз хуршеди наййир дод парчам,
Раъдро фармони ҳозирбош додӣ чун шаҳи ҷам.
Барқ аз баҳри саломи иди нав оташфишон шуд.
***

[1] Бандар ва шаҳре аст дар Белгия.

Чун сарони лашкарӣ ҳозир шуданд аз дуру наздик,

Ҳам амирони сипаҳ омода шуд аз турку тоҷик.

Дод аз амри қазо бар раъди ғуррон ҳукми музик,

З-он сипас додӣ бар он ғужмонсипаҳ фармони шиллик,

Тӯдаи ғабро зи шиллики ялон бумбордмон шуд.

***

Аз шиллики лашкаре бар хоки тира хун бирезад,

Қалбҳо сӯроху андар сафҳаи ҳомун бирезад.

Ҳам ба хоки тира аз гурдон дусад милюн бирезад,

Заҳраи қайсар шикофад қалби ноплеун бирезад,

Лек з-ин бумбордмон олам биҳишти ҷовидон шуд.

***

Рӯзгор аз нав ҷавон гардиду олам гашт барно,

Чарх пирӯзу ҷаҳон беҳрӯзу хушиқбол дунё.

Дар тараб хуршеду маҳ дар рақсу дар ишрат сурайё,

Бас ки асбоби тараб гардид аз ҳар сӯ муҳайё.

Пири фартути куҳан аз фарти ишрат навҷавон шуд.

***

Сар ба сар дӯшизагони бӯстон чун нав арӯсон,

Дошта фурсат ғанимат дар ғиёби бӯстонбон.

Карда хилват бо ҷавонҳои саҳобӣ дар гулистон,

Рафта дар як пераҳан бо як дигар чун ҷону ҷонон.

Ман гузорашро намедонам дигар он ҷо чисон шуд.

***

Лек донам ин қадар гул чун арӯсон борвар гашт,

Настаран обистан омад, сунбули тар пурсамар гашт.

Он ақимеро, ки дар дей бахт рафт, иқбол баргашт,

Ин замон тифлаш яке дӯшиза в-он дигар писар гашт.

Мавсими айшаш биёмад, сӯгворияш гарон шуд.

***

Чанд рӯзе рафт то зи айёми фасли навбаҳорӣ,

Вақти зоидан биёмадшону рӯзи тифлдорӣ.

Дасти қудрат қобила гардид ҳар якро ба ёрӣ,

Зод он як тифлаке маҳпора в-ин симин изоре,

Поки Яздон ҳар чиро тақдир фармуд, он чунон шуд.

***

Духтари раз андак-андак шуд маҳе рухсорагулгун,

Ғайрати лайлӣ шуду ҳар кас варо гардид маҷнун.

Ғамза зад то рафта-рафта майфурӯшаш гашт мафтун,

Хостгорӣ карду бурдаш аз сарои мом берун,

Аз нитоҷаш бодаи гулранг рӯҳафзои ҷон шуд.

***

Себи симандом фаттон гашту шуд дилдори айёр,

Гашт пинҳон пушти шох, аз барг маҳкам баст рухсор.

То ки «беҳ» рӯзе варо диду зи ҷон гашташ харидор,

Бас ки рӯ бар остонаш суд[1] он ранҷур афгор,

Чеҳрааш зарду рухаш пургарду ҳолаш нотавон шуд.

***

Ҷомаи гулноргун пӯшида бар андоми нор аст,

Гӯиё чун ман гирифтори буте беэътибор аст.

Ҷомааш аз ранги хуни дил чунин гулнорвор аст,

Ё ки чун фарҳоди хуниндил қатили роҳи ёр аст,

Пераҳан аз хуни андомаш басе гулнорсон шуд.

***

---

[1] Суд: сойид.

Ҷонфузо базме тарабангезу хушорост булбул,

То ки ояд дар ҳиболаи ақди ӯ гул бетааммул.

Тор салсал зад, наво тӯтию гарми рақс сунбул,

Бас ки рӯҳафзо тарабангез шуд базми тараб гул,

Бар хилофи шеваи маъшуқагон таснифхон шуд.

***

Не асоси шодӣ андар тӯдаи ғабро муҳайёст,

Ё ки андар бӯстонҳои заминӣ айш барпост.

Худ дар ин наврӯз андар ҳашт ҷаннат шӯру ғавғост,

Қудсиёнро низ дар лоҳут ҷашне шодиафзост.

Чун ки ин наврӯз бо мелоди Маҳдӣ тавъамон шуд.

***

Масдари ҳар ҳашт гардун мабдаи ҳар ҳафт ахтар,

Холиқи ҳар шиш ҷиҳат нури дили ҳар панҷ масдар.

Волии ҳар чор унсур ҳукмрони ҳар се духтар,

Подшоҳи ҳар ду олам ҳуҷҷати Яктои Акбар.

Он ки ҷудаш шӯҳраи нӯҳ осмон, бал ломакон шуд.

***

Мустафосират, алифар, фотимаисмат ҳасанхӯ,

Ҳам ҳусайнқудрат, ализӯҳду муҳаммад илми маҳрӯ.

Шоҳи ҷаъфарфайзу козимҳилму ҳаштумқибла гесӯ,

Ҳам тақитақво, нақибахшоишу ҳам аскаримӯ.

Маҳдии Қоим, ки дар вай ҷамъ авсофи шаҳон шуд.

***

Подшоҳи аскариталъат, нақиҳишмат тақифар,

Булҳасанфармону мӯсоқудрату тақдирҷаъфар.

Илми Боқир, зӯҳди Саҷҷоду хусейнитоҷу афсар,

Муҷтабоҳилму разия иффату савлат чу Ҳайдар,

Мустафоавсофу маҷлои Худованди ҷаҳон шуд.

***

Ҷилваи зоташ ба қудрат толии файзи муқаддас,

Файзи беҳаддаш ба бахшиш, сонии маҷлои ақдас.

Нураш аз «кун» кард барпо ҳашт гардун муқарнас,

Нутқи ман ҳар ҷо чу шамшер асту дар васфи шаҳ ахрас,

Лек пои ақл дар васфи вай андар гил ниҳон шуд.

***

Дасти тақдираш ба нерӯ ҷилваи ақли муҷаррад,

Оинаи анвори довар мазҳари авсофи Аҳмад.

Ҳукму фармонаш муҳаккам, амру гуфтораш мусаддад,

Дар хасоил сонии иснайни Абулқосим Муҳаммад (с).

Он ки аз «Яздон Худо» бар ҷумла пайдову ниҳон шуд.

***

Рӯзгораш гарчи аз пешиниён буд̄и муаххар,

Лек аз Одам буд̄и фармонаш то Исо муқаррар.

Аз фарози тӯдаи ғабро то гардуни ахзар,

В-аз тарози қуббаи носут то лоҳут яксар.

Бандаи фармонбараш гардиду абди остон шуд.

***

Подшоҳо кори Ислом асту исломӣ парешон,

Дар чунин иде, ки бояд ҳар касе бошад ғазалхон.

Бингарам аз ҳар тараф ҳар бедиле сар дар гиребон,

Хусраво аз ҷой бархезу мадад кун аҳли имон,

Хосса ин оят, ки пушту малҷаи исломиён шуд.

***

Ростӣ ин ояти Аллоҳ гар дар ин сомон набудӣ,

Киштии Исломро аз меҳр пуштибон набудӣ.

Душманонро гар ки теғи ҳишматаш бар ҷон набудӣ,

Исме аз исломиёну расме аз имон набудӣ.

Ҳаббазо аз Язд, К-аз вай, толеи ин хуршеди ҷон шуд.

***

Ҷой дорад, гар ниҳад рӯ осмон бар остонаш,

Лашкари фатҳу зафар гардад ҳамора ҷонфишонаш.

Наййири аъзам ба хидмат ояду ҳам ахтаронаш,

Абди даргаҳ, бандаи фармон шавад нӯҳ осмонаш.

Чун ки бар киштии исломӣ ягона пуштибон шуд.

***

Ҳавзаи Ислом к-аз зулми ситамкорон забун буд,
Пайкараш берӯҳу рӯҳи ақдасаш аз тан бурун буд.
Рӯҳаш афсурда зи зулми зулмандешони дун буд,
Қалби Пайғамбар, дили Ҳайдар зи мазлумияш хун буд,
Аз атояш боз сӯи пайкараш рӯҳи равон шуд.
***
Абри файзаш бар сари исломиён гавҳарфишон аст,
Боди адлаш аз фарози шарқ то мағриб вазон аст.
Доди илмаш шӯҳраи дастони шуҳуди достон аст,
Ҳуҷҷати кубро зи баъди ҳазрати Соҳибзамон аст,
Он ки аз ҷудаш замин сокин гароён осмон шуд.
***
То вилоят бар Валии Аср мебошад муқаррар,
То нубувватро Муҳаммад (с), то хилофатрост Ҳайдар.
То ки шеъри «ҳиндӣ» аст аз шаҳд чун қанди мукаррар,
Пӯст зиндон раг синону мужжа пайкон, мӯй наштар,
Бод он касро ки хасми ҷоҳи ту аз инсу ҷон шуд.

## Ҳадиси дил

Бар сари кӯи ту эй майзада девона шудам,

Ақлро рондаму вобастаи майхона шудам.

Даври он шамъи дилафрӯз чу парвона шудам,

Ба ҳавои шикани гесӯи ту шона шудам.

Дарди дилро ба ки гӯям, ки давое бидиҳад.

***

Ман, ки дарвешам, майхона бувад манзили ман,

Дӯстии рухаш омехта андар гили ман.

Аз ҳама мулки ҷаҳон майкада шуд ҳосили ман,

Ҳақ сарафканда шавад дар қибали ботили ман.

Кош майхона ба ин ташна сафое бидиҳад.

***

Мужда эй сокини бутхона, ки пирӯз туӣ,

Ёри оташкадаи масти ҷаҳонсӯз туӣ.

Ходими савмааи фитнабарафрӯз туӣ,

Воқифи сирри санамхонаи мармуз туӣ.

Шояд он шоҳ навое ба гадое бидиҳад.

***

Сару сиррест маро бо санами бодафурӯш,

Гуфтугӯест, ки нояш бирасад бар дили гӯш.

Пири соҳибдили мо гуфт: «Аз ин рамз, хамӯш,

Ҳар ду олам накашад бори амонат бар дӯш.

Дасти тақдир ба майхора навое бидиҳад».

***

Эй гули боғи вафо! Дарди маро дармон кун,

Ҷуръае резу маро бандаи нофармон кун.

Рози майхорагиям аз ҳама кас пинҳон кун,

Гӯшаи чашм ба ҳоли мани бесомон кун.

Бошад он шоҳиди дилдор сарое бидиҳад.

***

Ёдгоре, ки дар он манзили дарвешон аст,

Дарди ушшоқи қаландар ба ҳамин дармон аст.

Тоири қудс бар ин манзили дил дарбон аст,

Ҳазрати Рӯҳи Қудус мунтазири фармон аст.

То ки дарвеши харобот силое[1] бидиҳад.

***

Парда бардошт зи асрори азал пири муғон,

Боз шуд дар бари риндон гираҳи фоши ниҳон.

Рози ҳастӣ бигушуд аз карами дарвешон,

Ғам фурӯ рехт зи домони баланди эшон.

Дӯст шояд, ки ба дарюза[2] ридое бидиҳад.

***

Соғар аз дасти ман афтод, давое бирасон,

Роҳ пайдо накунам, роҳнамое бирасон.

Гар вафое набувад дар ту, ҷафое бирасон,

Аз мани ғамзада бар пир нидое бирасон.

Ки ба ин майзада дар майкада ҷое бидиҳад.

---

[1] Сило: оташе, ки ба он гарм шаванд ва низ ба маънои даъвати гурӯҳе аз мардум барои таом хӯрдан ё анҷом додани коре.

[2] Дарюза: гадо.

## Нуқтаи атф

Хумро бигушо ба рӯи мастон,

Безор шав аз ҳавопарастон.

Аз ман бипазир рамзи мастӣ,

Чун тифли сабур дар дабистон.

Ором деҳ гулу сафо бош,

Чун абри баҳор дар гулистон.

Торихчаи ҷамоли ӯ шав,

Бишнав хабари ҳазор дастон.

Бардор пиёлаву фурӯ хон,

Бар майзадагону тангдастон.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

Ман шоҳиди шаҳри ошноям,

Ман шоҳаму ошиқи гадоям.

Фармондаи ҷамъи ошиқонам,

Фармонбари ёри бевафоям.

Аз шаҳр гузашт ному нангам,

Бозичаи дуру ошноям.

Маст аз қадаҳи шароби нобам,

Дур аз бари ёри дилрабоям.

Созандаи дайри ошиқонам,

Бозандаи ринди бенавоям.

Ин нағма баромад аз равонам,

Аз ҷону дилу забону ноям.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

Розест даруни остинам,

Рамзест бурун зи ақлу динам.

Дар зумраи ошиқони сармаст,

Беқайд зи ор сулҳу кинам.

Дар чаргаҳи тайри осмонам,

Дар ҳалқаи намлаи заминам.

Дар дидаи ошиқон чунонам,

Дар манзари соликон чунинам.

Дилбохтаи ҷамоли ёрам,

Вораста зи равзаи баринам.

Бо ғамзаи чашми гулъизорон,

Безор зи нози ҳури инам.

Гӯям ба забони безабонӣ,

Дар ҷамъи бутони нозанинам.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

Бархост зи ошиқӣ сафире,

Мехост зи дӯст дастгирӣ.

Ӯро ба шаробхона овард,

То тавба кунад ба дасти пире.

Аз ишқ дигар сухан нагӯяд,

То зинда кунад дилаш фақирӣ.

Дарвешсифат агар набошӣ,

Аз дурии дилбарат бимирӣ.

Майхона на ҷои ифтихор аст,

Ҷои гунаҳ асту сарбазерӣ.

Бо ишва бигӯ ба ҷамъи ёрон,

Оҳиставу лек бо далерӣ.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

Эй савти расои осмонӣ,

Эй рамзи нидои ҷовидонӣ.

Эй қуллаи кӯҳи ишқу ошиқ,

В-эй муршиди зоҳиру ниҳонӣ.

Эй ҷилваи комили аналҳақ,

Дар арши мураффаи ҷаҳонӣ.

Эй мӯсаи саақдида дар ишқ,

Аз ҷилваи тури ломаконӣ.

Эй асли шаҷар зуҳуре аз ту,

Дар партави сирри сармадонӣ.

Баргӯй ба ишқ сирри лоҳут,

Дар ҷамъи қаландарони фонӣ.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

Эй дурнамои пурозар,

Нодида уфули ҳақ зи манзар.

Эй нори фироқ бар ту гулшан,

Шуд барду салом аз ту озар.

Бардор ҳиҷоби ёр аз пеш,

Бинмой рухаш чу гул мусаввар.

Аз чеҳраи гулъизори дилдор,

Шуд шаҳри қаландарон мунаввар.

Ошуфта чӣ гашт печи зулфаш,

Шуд ҳар ду ҷаҳон чу гул муаттар.

Бар гӯши дилу равони дарвеш,

Баргӯй ба сад забон мукаррар.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

Дар ҳалқаи соликони дарвеш,

Риндони сабури дурандеш.

Роҳибсифатони ҷом баркаф,

Он майзадагони фориғ аз хеш.

Дар ҷумлаи зоҳидону майнӯш,

Дар сурати олимону бадкеш.

Дар роҳи расидани ба дилдор,

Бегона бувад зи нӯш ё неш.

Фориғ бувад аз ҷаҳон ба ҷоме,

Дар хилвати майхӯрони дилреш.

Фарёд занад зи ишқу мастӣ,

Бар покдилони мурда аз пеш.

***

Эй нуқтаи атфи рози ҳастӣ,

Баргир зи дӯст ҷоми мастӣ.

***

## Ҷоми чашм

Тороҷ кард рӯи гулаш ҳастии маро,
Афзуд чашми майзадааш мастии маро.
Афрӯхт оташе ба равонам зи ғамзааш,
Барбод дод саркашиву пастии маро.
Афшонд зулфи хам-хаму чин-чини хешро,
Хам кард қомати ману тардастии маро.
Он дам, ки бо сурохии[1] май сӯи ман давид,
Барканд ҳастии ману сармастии маро.

## Мояи ноз

Дасти ман бар сари зулфини ту бандаст имшаб,
Бохабар бош, ки поям ба камандаст имшаб.
Ҷони ман дархӯри як бӯсае аз лаъли ту нест,
Қудси ман! Боз бигӯ бӯса ба чанд аст имшаб.
Лаби ман бар лаби чун лаъли ту эй мояи ноз,
Магасе сӯхта биншаста ба қанд аст имшаб.

---

[1] Сурохӣ: зарфи шароб.

## Нӯш бод!

Фурӯғи рӯи ту дар ҷоми май афтод имшаб,

Зи офтоб шунидем «нӯш бод» имшаб.

Маю чағонаву рӯи нигор, тарфи чаман,

Худой! Ҳар чӣ аз ӯ хостем, дод имшаб.

## Ноз парвард

Қоматат нозам, ки аз сарви саҳӣ дилкаштар аст,

Нӯки мижгонат ҳаме хунрезтар аз ханҷар аст.

Аз сиришкам гар ба по хезад зи нав тӯфони Нӯҳ,

Эй Худоё! Нохудо андар миёна раҳбар аст.

Нозпарварде, ки дар бозори ҳусну дилбарӣ,

Қимати як тоқи абрӯяш зи Юсуф бартар аст.

## Оби зиндагонӣ

Қади дилҷӯят андар гулшани хусн,

Яке сарвест к-андар Кошмар нест.

Дар оинаи ман оби зиндагонӣ,

Аз он ширин даҳан покизатар нест.

Саре к-он гӯйи чавгонат набошад,

Ба чавгонаш занам онро ки сар нест.

Агар тухми муҳаббат ҷуз ту корад,

Зи бехаш барканам, к-он бо самар нест.

Ниҳоли ишқат андар қалби «ҳиндӣ»,

Ба ғайр аз оҳу ҳасрат, борвар нест.

### Бода

Моҳи рамазон шуд маю майхона барафтод,
Ишқу тарабу бода ба вақти саҳар афтод.
Ифтор ба май кард барам пеша харобот,
Гуфтам, ки туро рӯза ба баргу самар афтод.
Бо бода вузӯ гир, ки дар мазҳаби риндон,
Дар ҳазрати Ҳақ ин амалат борвар афтод.

### ...Агар бигузорад

Қум бадаке нест аз барои муҳассил,
Сангаки нарму кабоб агар бигузорад.
Ҳавзаи илмия доир асту лекин,
Хони фарангимаоб агар бигузорад.
Ҳайкали баъзе шуюх қудсмаоб аст,
Айнаки боobу тоб агар бигузорад.
Соати даҳ мавқеи мутолиаи мост,
Пинакеву чурту хоб агар бигузорад.

### Балои ҳичрон

Ҳеҷ донӣ, ки зи ҳичрони ту ҳолам чун шуд,
Чигарам хуну дилам хуну сиришкам хун шуд.
Лаби ширини ту эй майзада фарҳодам кард,
Чонам аз ҳар ду чаҳон раста шуду мачнун шуд.
Тору пудам ба ҳаво рафту тавонам бигусаст,
То ба тори сари зулфи ту дилам мафтун шуд.

## Гулбарги тар

Эй парирӯй, ки гулбарги тарат сохтаанд,

Зи чӣ рӯ қалби зухоро батарат сохтаанд.

Писари хок бад-ин ҳусну латофат? Аҷаб аст!

Зи биҳиштӣ, на зи хоки падарат сохтаанд.

Самари хубрухе бӯсаи ширин бошад,

Охир эй сарв! Барои самарат сохтаанд.

## Барои Аҳмад

Аҳмад аст аз Муҳаммади Мухтор,

Ки Ҳамидаш нигаҳдор бувад.

(Ё Ҳамид ба ҳаққи Муҳаммад).

Фотӣ аз арши батни Фотима аст,

Фотири осмонаш ёр бувад.

Ҳасан ин меваи дарахти Ҳасан,

Мӯҳсинаш ёри пойдор бувад.

Ёсир аз оли поки сибтайн аст,

Сирри эҳсон варо нисор бувад.

Алӣ аз бӯстони оли Алист,

Алӣ олияш шиор бувад.

Панҷ тан аз сулолаи Аҳмад,

Шофии ҷумла ҳашту чор бувад.

Духтарам шеъри тоза хост зи ман,

Меър гуфтам, ки ёдгор бувад.

### Нолаи «ҳазор»[1]

Зи сабзазори чаман бӯи навбаҳор ояд,

Зи абр чашмае аз чашми ашкбор ояд.

Ҳазор аз ғами ёр нолаҳо сардод,

Зи ғунча оҳи дили зор, садҳазор ояд.

### Истихора

Баҳор омада дастори зӯҳд пора кунед,

Ба пеши пири муғон рафта истишора кунед.

Сазад зи донаи ангур субҳае созед,

Барои рафтани майхона истихора кунед.

### Паёми булбул

Бӯса зад боди баҳорӣ ба лаби сабза ба ноз,

Гуфт дар гӯши шақоиқ, гули насрин сад роз.

Булбул аз шохаи гул дод ба ушшоқ паём,

Ки дароед ба майхонаи ушшоқ навоз.

### Кавсар

Бар лаби Кавсарам эй дӯст, вале ташналабам,

Дар канори Мино аз ҳиҷри ту дар тобу табам.

Рӯзи ман бо ту ба шаб омаду шаб бо ту ба рӯз,

Дар фироқи рухи моҳат гузарад рӯзу шабам.

---

[1] Ҳазор ё ҳазордастон: андалеби хушово.

### Дарёи висол

Масти саҳбои ту мебошаму андар ҳавасам,

Ғарқи дарёи висоли туаму дар талабам.

Партави нури чу хуршеди ту андар ҳама ҷост,

Ҷустуҷӯ дар ҳараму буткада?! Андар аҷабам.

### Хароби чашм

Ба ёди рӯи ту берун зи ошёна шудам,

Хароби чашми ту дидам, харобхона шудам.

Барои дидани махталъатони маҳзари шайх,

Ниёзманд ба тасбеҳи дона-дона шудам.

## Такрори мукаррарот

## Ба охири калом расидем[1]

Эй возада турраҳот бас кун,

Такрори мукаррарот бас кун.

Барбанд забони ёвагӯӣ,

Бишкан қаламу давот бас кун.

Эй ошиқи шӯҳрат эй дағалбоз,

Бас кун ту хузаъбилот бас кун.

Гуфтори ту аз барои дунёст,

Пайгирии мӯҳмалот бас кун.

Бардор ту даст аз сари мо,

Такрори мукаррарот бас кун.

Такрори мукаррарот бас кун.

Такрори мукаррарот бас кун.

**Ва салом бар бандагони Худованд, ки беному нишонанд**

**Авлиёӣ таҳта қабобӣ ло яърифуҳум ғайрӣ**

---

[1] Чун ҳазрати Имом қуддиса сирруҳ ин ашъорро дар дафтарчаҳои гуногун ва дар ҳошияи номаҳо ва гоҳе рӯзнома навиштаанд, лизо ин ҷумла дар поёни як ҷилд аз дафтарҳо навишта шудааст.

### Башорат бод!

Гирифтам соғаре аз дасти масте,

Таолаллоҳ-чӣ мастию чӣ дасте.

Башорат бод хосони ҳарамро,

Ки қасди Каъба дорад бутпарасте.[1]

### Ибодат

Айби худ гӯям; ба умрам ман накардам бандагӣ.

Ин ибодатҳо бувад сармояи шармандагӣ.

Даъвои «Ийёка наъбуд» як дурӯғе беш нест,

Ман ки дар ҷону сарам бошад ҳавои бандагӣ.

Он ки ҳамд аз ғайри Ҳақ маслуб созад дар намоз,

.............................................................................

---

[1] Ин ду байт мансуб ба Имом (р) аст ва нусхаи дастнавис ба хатти эшон аз ин шеър мавҷуд нест, дар нақли дигаре байти дуввум чунин омадааст:
Буте чун ту куҷо дар парда монад,
Магар аз нанги чун ман бутпарасте.

### Алӣ (а)

Ториғ аз ҳар ду ҷаҳонам ба гули рӯи Алӣ,

Аз хуми дӯст ҷавонам ба хами мӯи Алӣ.

Тай кунам арсаи мулку малакут аз паи дӯст,

Ёд орам ба харобот чу абрӯи Алӣ.

### Духтарам!

Фотӣ аз Фотима хоҳад сухане,

Бин чӣ мехоҳад аз мисли мане.

Он ки Ҷибрил паёмовари ӯст,

Орифи манзилаташ довари ӯст.

Кист дар ҷамъи русул ҷуз Аҳмад,

Котиби ваҳйи вай аз сӯи Аҳад.

Духтарам! Даст бидор аз дили ман,

Ишқи ман ҷӯй дар обу гили ман.

Бо ишқи рухат Халилро норе нест,

Ҷӯёи ту бо фариштааш коре нест.

***

Рӯи ту каъбаи дили ушшоқи зиндааст,

Дилмурда он ки таййи тариқи ҳиҷоз кард.

***

Бистарам бар дари майхона фикан, то соқӣ

Соғаре ораду дардам ҳама дармон созад.

***

Кош аз ҳалқаи зулфат гиреҳе во мешуд,

То чу ман, зоҳиди дилгумшуда русво мешуд.

***

Шоир агар Саъдии Шерозӣ аст,

Бофтаҳои ману ту бозӣ аст.

***

Дар ғами дурии рӯяш ҳама дар тобу табанд,

Ҳама зарроти ҷаҳон дар паи ӯ дар талабанд.

***

Ҳосили умр сарф шуд, дар талаби висоли ту,

Бо ҳама саъй агар ба худ-раҳ надиҳӣ чӣ ҳосилам?!

***

Пайвастатар аз абрӯи ту ёфт нагардад,

Мишкинтаре аз гесӯи ту ёфт нагардад.

Ошуфтатар аз ҳоли мани зор набошад.

***

Булбул аз дурии гул нолаву афғон бикунад.

***

Аз боди баҳор бӯи дилдор омад.

## Қатили дилбар

Асири ишқаму ин рутба подшоҳ надорад,

Қатили дилбараму ҳамчу ҷоҳ шоҳ надорад.

Агар дар оина бинӣ ҷамоли  хеш бигӯӣ,

Асири ишқи ман он кас, ки шуд гуноҳ надорад.

Агар ба гӯшаи қалбам назаре кунӣ ту бибинӣ,

Ливои ишқ ба ҷое задам, ки роҳ надорад.

Қасам ба ишқ, ки ҳар ошиқе асири ту гардад,

Гараш беронӣ аз ин дар, дигар паноҳ надорад.

## Бути ишвагар

Риндона гоҳ аз сари кӯят гузар кунам,

Шояд ба зери чашм ба рӯят назар кунам.

Тасбеҳи порсоиву саҷҷодаи риё,

Дар раҳни бода чун набувад симу зар кунам.

Омад шудан ба мадрасаам нест баъд аз ин,

Ҷуз он ки ҷустуҷӯи буте ишвагар кунам.

Дар саҳни масҷидам набувад роҳ ғайр аз он-к,

Бар кӯи майфурӯш аз он раҳ гузар кунам.

**Ҷавр**

Аз ҷаври ризошоҳ куҷо дод кунем,

З-ин дев, бари ки нола бунёд кунем.

Он дам, ки нафас буд, раҳи нола бибаст,

Акнун нафасе нест, ки фарёд кунем.

**Раҳни бода**

**Байте аз як ғазали нотамом**

Баҳор омаду саҷҷода раҳни бода кунем,

Ба рағми шайхи риё ин амал иода кунем.

## Тавзеҳ:

«Шиносномаи ашъор», ки дар муқаддимаи девон ба он ишора шудааст, ҷанбаи таҳқиқӣ ва корбурдҳои адабии хос дорад ва ба далели пардохтан ба нукоти тахассусӣ ва санойеи адабии ба кор рафта дар ашъори Имом ҳаҷми қобили таваҷҷӯҳеро ба худ ихтисос додааст. Бадин лиҳоз «Девони Имом» бо ду кайфияти мутафовит:

1-маҷмӯаи ашъор ва шарҳи истилоҳот.

2-маҷмӯаи ашъор, шарҳи истилоҳот ва шиносномаи сурудаҳо чоп ва мунташир гардид.

**Об**

Дар истилоҳи урафо ба маънои «файз» ва «маърифат» аст.

**Обрӯй**

Дар мутуни орифона ба маънои «илҳомоти ғайбӣ» аст, ки бар дили солик ворид шавад.

**Одам**

Одам Абулбашар (а) ҷомеи ҷамии асмои Худованд ва сифоти илоҳӣ аст. Урафо гӯянд, ки инсон олами сағир аст.

**Оштӣ**

Дар истилоҳи аҳли маърифат қабули ибодати соликро гӯянд, ба василаи воситаҳои қурбат.

**Офоқ**

Р. К: уфуқ.

**Офтоб**

Дар истилоҳ, гоҳ ба маънои ҳаёт аст ва гоҳ вуҷуд (алал-итлоқ); ба маънои дониш ва маърифат низ омадааст. Ҳамчунин киноя аз ишроқоти раббонӣ аст.

**Оина**

Мурод қалби инсони комил аст.

**Абр**

Киноя аз ҳиҷобе аст, ки монеи вусул бувад.

**Аброр**

Некон ва хубон; дар истилоҳ, бандагони хосси Худованданд, ки дараҷаҳое аз «сайри илаллоҳ»-ро паймудаанд.

**Абрӯ**

Аз он ҷо ки сифати илоҳӣ ҳоҷиби зоти ӯст, ба «абрӯ» таъбир мекунанд.

**Иблис**

Аз решаи иблос ба маънои ноумед кардан аст. Ҳамон аст, ки Одамро дар биҳишт фирефт. Иблис мазҳари такаббур ва худбинӣ аст.

**Аҳвол**

Р. К: ҳол.

**Ихтиёр**

Дар баробари «ҷабр» аст, вале дар лисони урафо он аст, ки банда он чиро ки Ҳақ ихтиёр мекунад, интихоб намояд.

**Ихлос**

Дар луғат холис гардонидан аст ва дар истилоҳ ба маънои тасфияи амал аз тамоми шавоиб ва олудагиҳо аст.

**Ирам**

Боғе аст Шаддод, мустабидди золиме дар Яман дар саҳрои Яман (ҷануби Ҷазират-ул-араб) барои муориза ва баробарӣ бо биҳишти Худованд бино ниҳод; гоҳ мақсуд аз боғи ирам биҳишти мавъуд аст.

**Аждаҳо**

Мори афсонавии бас бузургу ҳавлнок, ки дар истилоҳ киноя аз «нафси аммора» аст.

**Асомӣ**

Дар бештари манобеи ирфонӣ мақсуд аз асомӣ ҳамон «асмоуллоҳ» аст.

**Асрор**

Ҷамъи «сир» ба маънои роз аст. Ва он гуфтугӯи хоссе аст, ки дар миёни муроду мурид барқарор аст. Дар маънои ахас розҳои байни Худованд ва бандаи Ӯст.

**Асфор**

Аз осори маъруфи Садр-ул-мутааллиҳин (Мулло Садро), ки ҳанӯз дар ҳавзаҳо тадрис мешавад. Дар ирфон мурод сафарҳои рӯҳонӣ аз халқ ба Ҳақ, аз Ҳақ ба халқ, аз халқ дар Ҳақ ва аз Ҳақ дар халқ аст.

**Исми Аъзам**

Баъзе гӯянд: Ҳамаи исмҳои Худованд Исми Аъзаманд. Гурӯҳе - аз ҷумла Мебадӣ - гуфтаанд, ки Исми Аъзам аз халқ пӯшида аст ва розе аст байни валии Худо ва Ӯ. Бархе ҳам гӯянд: Исми Аъзам калимаи «Аллоҳ» аст.

**Асмои Ҳусно**

Номҳои некӯи Худованд, аҳли маърифат гӯянд: Ҳамаи номҳои Худованд ҳусно аст.

**Ишора**

Дар луғат нишон додани касе ё чизе бо чашм ё ангушт; ба рамз гуфтан. Дар истилоҳ хабар додан аз мурод аст бидуни иборату алфоз.

**Асҳоби тариқат**

Дар луғат ба маънои «ёрони роҳ» аст ва дар баёни урафо он касонанд, ки дар «сулуки илаллоҳ» муҷоҳидат кунанд.

**Эътикоф**

Гӯшанишин шудан, инзиво ихтиёр кардан; дар истилоҳ инзиво дар кунҷи масҷид ба қасди ибодат ва сулук, ҳамроҳ бо қатъи алоқаҳои дунявӣ ва буридан аз ҳавоҳои нафсонӣ.

**Уфуқ**

Дар луғат каронаи осмон ва ҷаҳон аст ва дар истилоҳ «уфуқи мубин» мақоми қалб аст ва «уфуқи аъло» ниҳояти мақоми рӯҳ.

**Иксир**

Дар луғат ҳамон кимиёст, яъне ҷавҳаре, ки моҳияти ҷисмеро тағйир диҳад, масалан мисро тилло кунад. Дар истилоҳи урафо «инсон»-ро иксир номидаанд (назар ба мақоми хилофатуллоҳияш) ва «инсони комил»-ро иксири аъзам.

Р. К: кимиё.

**Илло**

Ба маънои ба ҷуз, магар. Ҷузъе аз калимаи таййибаи «Ло илоҳа иллаллоҳ» аст ва мақсуд мақоми имон ба ваҳдонияти зоти Ҳақ аст.

**Алвон**

Ҷамъи лавн ба маънои ранг. Аҳли тариқат аз рангҳо маонии хоссеро ирода кунанд, чунон ки ранги сиёҳ ишора ба мақоми касрат аст ва ранги обӣ (кабуд) ба таайюнот ва суратҳои мисолӣ ишора дорад.

**Имом**

Дар луғат ба таври мутлақ ба маънои пешво аст. Имом – филҷумла – ҳамон мақоми хилофатуллоҳӣ аст.

**Амонат**

Дар луғат ростӣ ва дурусткорӣ, амин будан ва низ вадиа аст ва дар истилоҳи аҳли маърифат иборат аз итоати Ҳақ аст ё адолат ё вилоят ё имомат. «Бори амонат» нозир аст ба ояти 72 сураи Аҳзоб, ки урафо дар тафсири он мегӯянд: Амонат ҳамон аҳду паймони илоҳӣ аст, ки дар рӯзи аласт миёни Холиқу халқ устувор шудааст. Баъзе ҳам гӯянд, ки амонати илоҳӣ ишқ аст.

**Унс**

Дар луғат хӯ гирифтан аст ва дар истилоҳи урафо иборат аст аз лаззат бурдани ботин бо мутолиаи камоли маҳбуб.

**Инният**

Дар луғат фақат худро дарёфтан аст ва дар истилоҳ таваҷҷӯҳ ба вуҷуди худ аст ҳамроҳ бо ғафлат аз Ҳақ. Ва сазовор аст, ки иннияти (ман-мании) банда аз миён бархезад.

**Аҳли дил**

Аҳли маъно низ гуфтаанд ва мақсуд касоне аст, ки дили онон бо анвори Худои Таоло нуронӣ шуда бошад.

**Аҳли назар**

Мақсуд аҳли кашфу шуҳуданд.

**Бода**

Дар луғат шароб аст ва дар забони аҳли ирфон ғалаёни ишқи ношӣ аз таҷаллиёти пай дар пай аст, ки аз ин рӯй онро «бодаи ирфон» гуфтаанд.

**Бодия**

Биёбони бараҳут; дар истилоҳ роҳҳои душвор ва тоқатфарсое аст, ки соликони тариқатро дар пеш аст.

Р. К: биёбон.

**Бори амонат**

Р. К: амонат.

**Ботин**

Ин калима дар баробари зоҳир аст ва низ аз номҳои Худои Таоло ба шумор аст. Дар луғат пинҳон ва андарун ва дохили ҳар чизро гӯянд.

**Боғи ирам**

Р. К: ирам.

**Бут**

Ки ба арабӣ «санам» хонда мешавад, дар истилоҳи урафо мақсуд ва матлуби солик ва низ мазҳарият ҳастии мутлақ, яъне: Худои Таоло аст. Дар ваҷҳи манфӣ дӯстии нафс аст.

**Бутхона**

Маҳалли нигаҳдории бут ва дар истилоҳ ботини орифи комил аст, ки дар он шавқу завқ ва маорифи илоҳия бисёр бошад.

**Буткада**

Маҳалли нигаҳдории бутон, дар истилоҳ ҳамон мафҳумеро дорад, ки аз бутхона ирода мешавад, мунтаҳо ахасси аз он аст.

**Баҳр**

Дар луғат дарёст. Ва киноя аз ҳастии мутлақ ва низ ваҳдати вуҷуд аст. Ҳамчунин дарё ба маънои инсони комил омадааст. Ҳастии мутлақ ҳам ба ин эътибор, ки ҷаҳон амвоҷи ӯст ба кор рафтааст. Аз «баҳри ҳастӣ» таҷаллиёти қудсӣ-илоҳиро ирода кардаанд.

**Бадномӣ**

Дар истилоҳи аҳли сулук ба маънои мартаба ва ҳоли маломатӣ аст ва нишонаи қатъи тааллуқ аз ғайри Худост.

**Барзах**

Дар луғат ба маънои чизе аст, ки дар миёни ду чиз ҳоил бошад. Махсусан он чӣ миёни дунё ва охират ҳоил шавад, барзах номида мешавад.

**Барқ**

Дурахшиши ногаҳонии шайъ аст ва дар истилоҳ нуре аст, ки аз лавомеъ дар баробари солик ошкор мешавад ва ӯро ба пешгоҳи қурби Худованд - ба манзури сайри филлоҳ - фаро мехонад.

**Баст**

Дар луғат фарохӣ ва вусъат ва дар баробари қабз аст ва дар истилоҳи аҳли сулук инбисоти қалб аст дар асари иноёти ҷамол.

Р. К: қабз

**Башорат**

Дар луғат хабари хуш аст ва дар истилоҳ муждаи васли маҳбуб.

**Басират**

Дидан аст ва дар забони урафо нерӯе аст, ки дилро ба нури қудсӣ мунаввар кунад, то ба василаи он ҳақоиқи ашёро мушоҳида намоянд.

**Бӯъд**

Дар луғат дурӣ ва дар истилоҳ иборат аст аз дурии банда аз мукошифа ва мушоҳида.

**Бало**

Дар луғат гирифторӣ ва озмоиш аст ва дар лисони урафо иборат аст аз зуҳури имтиҳони Ҳақ нисбат ба бандаи худ, ба сабаби ибтилои вай ба ранҷу машаққат.

**Бӯса**

Дар баёни аҳли ирфон ба маънии файз ва ҷазбаи ботин аст.

**Биёбон**

Ин калима дар истилоҳи аҳли маърифат киноя аз ҳайрату саргардонии солик аст ва нишон аз мақоми «ҳайрат» дорад.

**Бехудӣ**

Дар истилоҳи аҳли ирфон мақоми  сукр аст, ки дар он солик дар шуҳуди Ҳақ аз худ асаре намеёбад.

**Бедил**

Дил аз даст додаро гӯянд, ки дар ошиқӣ ва шайдоӣ бефаросат бошад.

**Берангӣ**

Мақом ва оламеро гӯянд, ки дар он тамоми таайюнот аз миён бархоста, нишоне аз дугонагӣ ва касрат дар миён набошад.

**Беморӣ**

Дар истилоҳӣ урафо қалақ ва ноорoмии дарунии соликро гӯянд.

**Покбозӣ**

Он аст, ки солик ҳар чӣ ба даст орад, дар роҳи Худо арзонӣ дорад ва дил ба он машғул насозад.

**Парда**

Ҳамон ҳиҷоб аст ва мавонееро гӯянд, ки миёни ошиқу маъшуқ бошад ва ҳир чиз, ки матлубро бипӯшонад.

**Пиёла**

Зарфе, ки барои нӯшидани моеот аз он истифода кунанд ва дар истилоҳи аҳли сулук киноя аз маҳбуб аст, дар он вақт, ки таҷаллии осореро талаб кунанд.

**Пир**

Гоҳ ба маънои муршид ва гоҳ ба мафҳуми қутб аст. Ба маънои ақл ва ринди хароботӣ низ ба кор рафтааст.

**Пири харобот**

Иборат аз муршиди комил аст, ки муридро ба тарки русуму одатҳо фаро мехонад ва ба роҳи фақру фано раҳсипор месозад.

**Пири муғон**

Пири тариқатро гӯянд ва киноя аз раҳбари комили рӯҳонӣ аст.

**Паймона**

Дар луғат зарфу косае аст, ки ба он чизҳоро паймона кунанд ва ё дар он биёшоманд. Дар истилоҳ дили ориф аст, ки анвори ғайбӣ дар он мушоҳида шавад.

**Тоби зулф**

Дар истилоҳ пинҳон кардани асрори илоҳӣ ва низ сахтиҳои тариқатро гуфтаанд.

**Таҷрид**

Дар луғат танҳо сохтан ва танҳоиро гӯянд ва дар истилоҳ ба маънои холӣ шудани қалб ва ҷони солик аст аз ғайри Худо.

**Таҷаллӣ**

Дар луғат ба маънои зоҳир шудану ҷилва кардан аст ва дар истилоҳ он чӣ аз анвори ғайбӣ бар дили солик ошкор шавад. Ба таъбире таҷаллӣ иборат аст аз зуҳури афъол ва асмоъ ва сифот ва зоти илоҳӣ дар солик.

**Тасбеҳ**

Муназзаҳ ва пок донистани Худованд аз сифот ва тааллуқоти моддӣ ва он чӣ дар пешгоҳи худовандӣ лоиқ набошад.

**Тақдир**

Дар луғат андоза гирифтан ва таъйини миқдор аст ва қазо ва фармони муайяни илоҳӣ. Дар истилоҳ тарки ихтиёр аст ва ин ки солик бидонад, ки он чӣ Худо хоҳад, ҳамон шавад.

**Талбис**

Пӯшонидан ва пинҳон кардан ва макр намудан аст ва чизеро ба хилофи ҳақиқати он ба халқ намоёндан.

**Тавба**

Бозгаштан аст ва дар истилоҳ руҷӯъ аз мухолифати фармони Ҳақ Таоло ба мувофиқат аст.

**Тавфиқ**

Дар луғат мувофиқ кардани асбоб аст ва дар истилоҳ қарор додани Худои Таоло дар кори банда он чӣ дӯст дорад ва ба он хушнуд аст.

**Таваккул**

Дар луғат такя кардан ва эътимод ба дигарӣ аст. Дар истилоҳ эътимод ба он чӣ назди Худои Таоло аст ва ноумед шудан аз он чӣ дар дасти мардумон аст.

**Ҷом**

Аҳвол ва низ маҷлои таҷаллиёти илоҳия ва мазоҳири анвори номутаноҳиро гӯянд.

**Ҷон**

Мурод аз ҷон рӯҳи инсонӣ, нафаси раҳмонӣ ва таҷаллиёти Ҳақ аст.

**Ҷонон**

Дар луғат маъшуқ ва маҳбуб аст ва дар истилоҳ зоти ҷалили илоҳӣ аст ба сифати қайюмӣ.

**Ҷони ҷаҳон**

Ҳамон ҷонон аст ва мақсуд ҳазрати Ҳақ аст дар мақоми истиғнои мутлақ.

**Ҷабарут**

Дар луғат азамат ва бузургӣ аст ва дар истилоҳ фосилаи ҷаҳони мулк ва малакутро гӯянд, ки аз он ба олами асмоъ ва сифот низ таъбир шудааст.

**Ҷабал**

Дар луғат кӯҳ аст ва дар истилоҳ мазҳари Ҳақ Таоло аст, зеро Мӯсо (а) Худойро ба таҷаллӣ дар кӯҳи Тур мушоҳида кард.

**Ҷазба**

Дар луғат кашиш ва гироӣ аст ва дар истилоҳ тақарруб ва наздикии банда ба Худои Таоло бидуни таййи манозил ва мароҳили маъмул дар сулук.

**Ҷарас**

Дар луғат занг ва дарой ва овози нарм аст ва низ занге, ки дар корвон ба гардани асп ё шутур бибанданд. Дар истилоҳ хитоби илоҳӣ аст бо сифати қаҳр ва ҷалол.

**Ҷуръа**

Як ошом аз об ва шароб ва амсоли он. Дар истилоҳ асрор ва мақомоти аҳволеро гӯянд, ки дар сулук аз солик пӯшида монда бошад.

**Ҷилва**

Р. К: таҷаллӣ.

**Ҷамол**

Дар луғат некӯсурат шудан ва нек гаштан аст ва дар истилоҳ зоҳир кардани камолоти маъшуқ аст ба манзури зиёдатии рағбат ва талаби ошиқ аз роҳи лутф.

**Ҷаннат**

Дар луғат ба маънои биҳишт аст ва дар истилоҳи урафо мақоми таҷаллиётро гӯянд.

**Ҷунун**

Дар луғат ба маънои девонагӣ аст ва дар истилоҳ зафари аҳкоми ишқро гӯянд бар сифоти ошиқ, ки мақоми маҳфуз аст.

**Ҷаҳл**

Дар луғат нодонӣ аст ва дар истилоҳи орифон ба маънnои марги диле аст, ки аз фаҳми ҳақоиқ дур аст.

**Чоҳи замзам**

Чоҳе аст дар Макка ва назди аҳли маъно киноя аз айн-ул-яқин аст.

**Чоҳи Канъон**

Чоҳе, ки бародарони Юсуф вайро дар он андохтанд ва дар истилоҳи аҳли маърифат киноя аз ҷаҳони торик ва зулмонӣ аст.

**Чашм**

Дар истилоҳи соликон ва аҳли ирфон ишорат ба шуҳуди Ҳақ аст.

**Чалипо**

Дар луғат ба маънои хоҷ ва салиб аст, ки масеҳиён ҳамроҳ бо шабеҳи Исо Масеҳ (а) ба гардан меовезанд. Дар адаби ирфонӣ киноя аз зулфи маъшуқ аст ва мазҳари ҷалоли илоҳӣ.

**Чанг**

Сози бисёр қадимие бо 46 сим, ки бо ангушт навохта мешавад. Дар адаби ирфонӣ усулан ҳар як аз олоти мусиқӣ розу рамзе аст ва мурод аз он илтифоти дил ба олами малакут аст.

**Чеҳра**

Дар истилоҳи аҳли ботин таҷаллиётро гӯянд, ки солик ба кайфияти он огоҳ шавад ва илми ӯ дар вай боқӣ бимонад.

**Ҳол**

Дар луғат кайфият ва чӣ гунагӣ аст ва дар истилоҳ вориди қалбиро гӯянд бидуни қасду иктисоб.

**Ҳиҷоб**

Р. К: парда.

**Ҳусн**

Дар луғат некӯӣ ва ҷамол аст ва дар истилоҳ ҷамъияти камолотро гӯянд дар як зот ва ин ҷуз Ҳақ Таолоро набошад.

**Ҳақ**

Дар луғат зидди ботил ва низ сазовор будан аст ва дар истилоҳ иборат аз Вуҷуди Мутлақ аст.

**Ҳикмат**

Дар луғат ба маънои доноӣ ва маърифат аст ва дар истилоҳ илм ба ҳақоиқи ашё ва авсоф ва хавос ва аҳкоми онҳо, он тавр ки ҳаст.

**Хол**

Мабдаъ ва мунтаҳои касрат ваҳдат аст ва хол ишора ба он аст, ки дар истилоҳи аҳли маърифат ҳамон нуқтаи ваҳдат аст.

**Хонақоҳ**

Он ҷо ки сӯфиён дароянд ва зикр гӯянд, ба ҷаҳру фарёд. Ва чун он чӣ кунанд зоҳир аст, аҳли маърифат пайваста ба онон тохтаанд.

**Хирқа**

Дар луғат ба маънои ҷомаи захим, кӯҳна ва чанд тикка аст, ки аҳли фақр пӯшанд.

**Хизр**

Аз бандагони баргузидаи  Худои Таоло, ки баъзе вайро аз паёмбарони Банӣ Исроил ва бархе бандае аз бандагони шоистаи Худо донистаанд. Ба фармудаи Қуръони Карим (Каҳф/65) Мӯсо (а) ба амри Худо назди Хизр рафт, то аз ӯ илм биёмӯзад. Албатта дар китоби илоҳӣ номи вай наёмадааст. Дар истилоҳи урафо низ пири тариқате аст, ки зиндаи ҷовид аст ва соликро ба оби ҳаёт-ки зуламт ҷой надорад-иршод мекунад.

**Хуффош**

Ҷонвари пистондоре мисли муш, ки метавонад парвоз кунад. Маҷозан ишора ба касоне аст, ки аз дарёфти ҳақоиқ-ҳар чанд равшан-қосиранд.

**Хилват**

Дар луғат ҷои холӣ аз ғайр ва низ танҳоӣ маъно медиҳад ва дар истилоҳ он аст, ки фард бо Худои Таоло хилват кунад ва ҷуз ёди Ӯ ғайреро ба дил роҳ надиҳад. Дар шариати Ислом бар хилофи дигар оинҳо дар умуре монанди хилват гузидан, ифроту тафрит роҳ надорад.

**Хум**

Дар луғат зарфе аст, ки дар он шароб ё сирка резанд ва аз ҷинси сафол аст. Дар истилоҳи аҳли завқ киноя аз бидояти сулук аст, ки солик монанди хум дар ҷӯшу хурӯш аст.

**Хаммор**

Дар луғат ба маънои майфурӯш аст ва дар истилоҳ пири комил ва муршиди восилро гӯянд.

**Хумхона**

Маҳалли нигаҳдории хумраҳои шароб. Удабои ориф олами таҷаллиёти зоҳирро дар қалб ва ҷойгоҳи истиқрори ишқ ва ғалаботи онро хумхона гӯянд.

**Худбинӣ**

Дар луғат худхоҳӣ ва шефтаи худ будан аст. Дар фарҳанги ирфонӣ зидди худобинӣ аст.

**Хуршед**

Дар истилоҳи аҳли маърифат анвори ҳосил аз таҷаллиёти илоҳӣ ва низ мақоми ваҳдат аст, чунон чӣ моҳ ишора ба касрат аст.

**Хавф**

Яъне тарс. Аз ҷумлаи манозил ва мақомоти тариқи охират аст. «Хоиф» он аст, ки сирфан аз Худо ва низ аз аъмолу ниёти бади худ битарсад.

**Хаёл**

Дар луғат пиндор ва гумон аст ва дар истилоҳ ғалабаи хавотири нафсонӣ бар дил аст.

**Хайма**

Дар луғат чодур ва саропарда аст ва дар истилоҳи орифон мартабаи ҳиҷоб ва ҷаҳони вуҷуд аст.

**Доираи вуҷуд**

Дар истилоҳи урафо ба маънои ҷаҳони вуҷуд ва низ мақоми ишқ аст.

**Дарвеш**

Дар луғат бенаво ва фақир аст ва дар истилоҳ касе аст, ки нисбат ба дунё ва тааллуқоти он эътино накунад.

**Даст**

Дар истилоҳ сифати қудрати Ҳақро гӯянд.

**Даст афшондан**

Изҳори ваҷд ва шодӣ аст ва дар истилоҳи аҳли ирфон киноя аз тарки дунёст.

**Дил**

Ҳамон қалб аст, ки дар забони урафо маҳал ва махзани асрори илоҳӣ аст. Ва низ ба маънои нафси нотиқа омадааст.

**Дилбар**

Дар луғат он аст, ки дилро бирубояд ва дар забони урафо онро гӯянд, ки дил дар зайли таҷаллиёти вай нуронӣ гардад.

**Дилдор**

Дар луғат он ки дил дар гарави ӯст ва маҷозан маъшуқро гӯянд.

**Дайр**

Иқоматгоҳи зоҳидон ва роҳибон.

**Дайри муғон**

Маҳалли иҷтимоии рӯҳониёни зардуштӣ аст ва дар адаби ирфонӣ киноя аз маҷлиси аҳли маърифат аст.

**Дев**

Мавҷуди афсонавие дар асотири Эрон, ки намоди зиштӣ ва бадӣ аст. Дар форсӣ муодили шайтон аст ва намудори сифоти разила.

**Девона**

Девзада, маҷнун. Дар адаби ирфонӣ касеро гӯянд, ки вола ва саргаштаи ишқ ва водии сулук аст.

**Девонагӣ**

Дар истилоҳ ниҳояти таслими ошиқ аст дар баробари қазои ишқ.

**Зикр**

Дар луғат ёд кардан аст ва дар ахлоқ ва ирфон ба забон ё дил Худоро ёд доштан. Ба баёни дигар: зикр истилои мазкур бар дил аст ва ақсоме дорад.

**Завқ**

Дар луғат чашидан аст ва дар истилоҳ ҳолате аст самараи таҷаллӣ ва натиҷаи воридот.

**Рабб-ул-арбоб**

Арбоб ҷамъи раб аст ва раб ба маънои парвардигор ва соҳиб аст. Мақсуд аз «Рабб-ул-арбоб» сирфи зоди ақдаси илоҳӣ аст.

**Ризо**

Дар луғат хушнудӣ аст ва дар истилоҳ рафъи кароҳат ва таҳаммули мирорат ва талхии аҳкоми қазо ва қадар. Ба таъбире ризо-ки мақоми восилон аст-хуруҷ аз ризои нафс ва боз омадан дар ризои Ҳақ аст.

Рақс ҳаракоти хоссе, ки дарвешон бо шароити махсус иҷро мекунанд ва онро «самоъ» низ гӯянд. Дар истилоҳи орифон киноя аз сайри солик аст ба сӯи камол.

**Рамз**

Амри пӯшида. Дар истилоҳи орифон маъноҳои ботиниро гӯянд, ки дар каломи зоҳир мухтафо аст ва номаҳрамонро ба он дастрасӣ нест.

**Ринд**

Ба маънои зирак ва низ лоуболӣ ва беқайд аст. Дар истилоҳ касе аст, ки ҷамии касарот ва таайюноти зоҳирӣ, имконӣ, аъён ва сифотро аз худ дур сохта бошад.

**Рӯй**

Ваҷҳ ва чеҳра аст. Ва дар истилоҳ таҷаллиётро гӯянд, ки солик ба кайфияти он огоҳ шавад ва илми он дар вай бимонад.

**Риё**

Дар луғат ба маънои дурӯӣ ва тазоҳур ба некӣ аст ва дар истилоҳи урафо он аст, ки дар аъмол ва ибодоти зоҳирӣ ва ботинӣ назар ба халқ дошта бошанд ва аз Ҳақ дур монанд.

**Зоҳид**

Касе, ки аз дунё рӯй гардонад. Дар таъбири мазмуми он порсое аст, ки зоҳири шариатро гирифта аз ботини он бехабар аст.

**Зулф**

Мӯе, ки гирди гӯш ва пеши пешонӣ рӯяд. Ва киноя аст аз ғайби ҳувият, ки ҳеҷ касро ба он роҳ нест.

**Зуннор**

Риштаи муттасил ба салиб, ки масеҳиён ба гардани худ овезанд. Дар истилоҳ аломати якрангӣ ва мутобиати роҳи яқин аст.

**Зӯҳд**

Дар луғат аз чизе рӯй гардонидан аст ва дар истилоҳ тарки неъмати дунё ва охират ва берағбатӣ ба он аст, ки бархе ба он мутазоҳиранд.

**Соғар**

Пиёлаи шароб аст ва мурод аз он дар мутуни ирфонӣ дили ориф аст, ки анвори ғайбӣ дар он мушоҳида гардад.

**Соқӣ**

Об диҳанда. Касе, ки шароб дар соғар резад. Дар адаби ирфонӣ мурод аз он киноя аз файёзи мутлақ аст ва гоҳе маҷозан ба Имом Алӣ ибни Абӯтолиб (а) гуфта шудааст. Гоҳ муршиди комилро низ-ба истиора-соқӣ гуфтаанд.

**Солик**

Ба маънои раванда аст  ва дар ирфон касе аст, ки пайваста рӯ ба сӯи Худои Таоло сайр кунад.

**Соя**

Киноя аз ҷаҳони зоҳирӣ ва дунёи аъроз аст. Таваҷҷӯҳ ва илтифотро низ гуфтаанд.

**Сабӯ**

Кӯза аст. Ва киноя аз ҷоми ваҳдат аст, ки аз манбаи файзи мутлақ ҳар касро саҳме доданд.

**Саҳоб**

Ба маънои абр аст ва киноя аз файзи илоҳӣ.

**Саҳар**

Замоне байни нимаи шаб ва тулӯи офтоб. Мақоми розу ниёзи соликро саҳар гӯянд. Низ талаълуи анвори Ҳақро саҳар номидаанд.

**Сидрат-ул-мунтаҳо**

Яъне дарахти Сидри охирин. Дарахте аст дар биҳишти илоҳӣ.

**Сароб**

Обнамо. Дар истилоҳи аҳли маъно киноя аз дунё ва неъматҳои дунявӣ аст.

**Саргашта**

Солике, ки дар тариқи висоли Ҳақ шефта ва ҳайрон ва мафтун аст.

**Суруш**

Паёмрасон ва ҳотифи ғайбӣ.

**Сафар**

Дар истилоҳ қиём ва таваҷҷӯҳи дил аст ба Парвардигор. Ва бо «сайр» мутародиф аст.

Р. К: асфор.

**Сафина**

Ба маънои киштӣ ва рамзе аст аз колбуди одамӣ.

**Сукр (мастӣ)**

Дар истилоҳи урафо ба маънои тарки қайдҳои зоҳирӣ ва ботинӣ ва таваҷҷӯҳ ба Ҳақ аст.

**Сулук**

Ба маънои рафтан аст ва дар ирфон таййи мадориҷи хос аст аз сӯи солики роҳи Ҳақ, то ба мақоми васл ва фано бирасад.

**Самоъ**

Дар луғат шунидан аст. Ба маънои суруру шодӣ ва пойкӯбӣ ва дастафшонӣ низ омадааст.

**Сел**

Дар истилоҳи аҳли ирфон ғалабаи аҳвол бар дили солик аст.

**Сина**

Дар забони урафо сифати илми илоҳиро гӯянд.

**Шоҳид**

Яъне гувоҳ. Дар истилоҳ таҷаллиро гӯянд ва низ ба маънои марди комил, муршид ва валӣ ба кор рафтааст.

**Шаби қадр**

Шабе аст, ки Қуръони Карим дар он бар Паёмбари Акрам (с) фуруд омад ва «аз ҳазор моҳ бартар аст». Дар забони аҳли ирфон шабе аст, ки солик ба таҷаллиёти хос восил мешавад ва вусули вай дар маърифат оғоз мегардад.

**Шароб**

Май, бода. Дар адабиёти ирфонӣ ба таври мутлақ киноя аз сукри муҳаббат ва ҷазбаи Ҳақ аст. Ишқ ва завқи сукрро низ ба шароб ташбеҳ кардаанд.

**Шароби маърифат**

Мақсуд бодаи худоӣ, шароби илоҳӣ ва шароби фазилат аст. Ва низ мақсуд ҳамон маърифат аст, ки Худованд ба ҳар кас хоҳад, ато кунад.

**Шатаҳ**

Суханоне аст, ки дар ҳоли ваҷд ва бехудӣ аз аҳли маърифат содир гардад ва шунидани он бар арбоби зоҳир сахту душвор ояд ва бадгумонӣ ва инкорро сабаб шавад.

**Шифо**

Аз муҳимтарин осори донишманди бузурги садаи панҷум, Абӯалии Сино аст ва шомили бахшҳои мантиқ, табиийёт, риёзиёт ва илоҳиёт аст.

**Шукр**

Адои сипос аст ва дар ахлоқ ва ирфон эътироф ба неъматҳо аст, ба дил ва забон.

**Шамъ**

Нури Худои Таолоро гӯянд ва низ ба маънои вуҷуди одамӣ, ботин, амали ботинӣ, амали нек ва бади одамӣ аст.

**Шӯр**

Дар луғат ошӯб ва фарёд аст ва дар истилоҳ ҳолате аст махсуси орифон ва соликон, ки натиҷаи давоми ҳузур ва ё ҳоле аст. Ва ғолибан дар самоъ ориз мешавад. Низ номи яке аз ҳафт дастгоҳи мусиқии асили Эрон аст.

**Шавқ**

Дар луғат орзумандӣ ва майли хотир аст ва дар истилоҳ майли муфрад ва унс бо таҷаллиёт аст.

**Шуҳуд**

Ҳозир шудан, дидани чизе. Дар истилоҳ рӯъяти Ҳақ аст ва олами шуҳуд ҳамон олами шаҳодат аст.

**Шаҳид**

Ба маънои касе, ки дар роҳи Худо ба шаҳодат расида бошад. Дар адабиёти ирфонӣ касе аст, ки дар партави таҷаллиёти маъшуқ маҳв шавад.

**Шайх**

Ба маънои марди куҳансол аст ва ба маънои пир, муршид, мурод ва бузурги тоифа низ омадааст.

**Шайдо**

Шиддати ғалаёни ишқ ва ошиқиро гӯянд, ки ошиқ худро фаромӯш созад.

**Соҳиб-уз-замон**

Собиҳи вақт ва ҳол. Касе, ки хориҷ аз ҳукми замон ва мутасаррифоти гузашта ва оянда ба ҳақоиқи умур огоҳ бошад. Низ аз лақабҳои маъруфи пешвои шиаён, валӣ ва ҳуҷҷати Худо бар замин, ҳазрати Валиюллоҳ-ил-аъзам, Имоми Аср (аҷҷалаллоҳ фараҷаҳ) аст.

**Соиқа**

Оташе аст, ки аз абр бияфтад ва дар истилоҳи урафо оташи муҳаббате аст, ки муҳибро дар як лаҳза бисӯзонад.

**Сабо**

Боде, ки аз самти машриқ мевазад, муқобили дабур, ки аз мағриб мевазад. Дар истилоҳ иноёт ва нафаҳоти раҳмониро ирода кунанд.

**Сабр**

Дар луғат ба маънои таҳаммул ва шакебоӣ аст ва дар истилоҳ тарки шикоят аз сахтии бало назди ғайри Худо аст.

**Сӯҳбат**

Дар истилоҳи аҳли маърифат зидди ваҳдат ва тафарруд аст. Сӯҳбат аз одоби тариқат ба шумор меояд.

**Саҳв**

Дар луғат ба маънои ҳушёрӣ аст. Саҳв ва сукр ду сифатанд дар банда ва пайваста банда аз Худои худ маҳҷуб аст, то авсофи вай фонӣ гардад.

**Садр**

Яъне сина. Ва дар истилоҳ рӯҳи одамиро гӯянд.

**Сирот**

Пуле аст, ки рӯзи дар ҳашр халқ бояд аз он бигузаранд ва ба ризвон ворид шаванд.

**Саъқ (саъқа)**

Он аст, ки одамӣ аз садои шадиди раъд беҳуш шавад. Дар истилоҳи аҳли маъно фанои дар Ҳақ аст, дар мақоми таҷаллии зотӣ.

**Сафо**

Дар луғат зулолӣ ва покӣ аст ва дар истилоҳи урафо покии табъ аз зангори кудурат ва разоил аст. Низ маконе аст дар Макка, ки таййи фосилаи ин макон то Марва (макони дигаре дар Макка)-ро ки аз фароизи айёми ҳаҷ аст-«саъй» меноманд.

Р. К: Марва.

**Савмаа**

Ибодатгоҳи роҳибон аст ва дар истилоҳ мақоми тафарруд ва таҷарруд аз ғайри Аллоҳ аст.

**Тубо**

Номи дарахте аст дар биҳишт. Дар истилоҳ «мақоми тубо» мақоми унс бо Худои Таоло аст.

**Тур**

Тури Сайно ё Синин, ки кӯҳи Байт-ул-муқаддас низ номида мешавад ва дар Фаластин воқеъ аст. Худованд дар ин кӯҳ бар Мӯсо (а) таҷаллӣ кард. Низ киноя аз синае аст, ки ба Ислом кушода шавад.

**Зулматобод**

Киноя аз олами суфло ва ҷаҳони табиат.

**Зуламот**

Яъне торикиҳо (ҷамъи зулмат). Гуфтаанд: Мақсуд аз он дунёст, ки торик ва зулмонӣ аст.

**Зуҳур**

Буруз ва намуди чизеро зуҳури он гӯянд ва зуҳури Ҳақ яъне таҷаллии он.

**Ориф**

Ба маънои шиносанда аст ва дар истилоҳи аҳли ирфон касе аст, ки ба мартабае аз шуҳуди зот ва асмоъ ва сифоти Ҳақ Таоло расидааст.

**Урафо**

Ҷамъи ориф.

**Ирфон**

Шинохт аст ва дар истилоҳ роҳу равише аст, ки толибони Ҳақ ва соликони тариқат барои найл ба мақсуд ва шиносоии Ҳақ бармегузинанд.

**Ошиқ**

Дар истилоҳи аҳли сулук ҷӯяндаи Борӣ Таоло, ки ҷуз маҳбуби ҳақиқӣ ҳеҷ касро нахоҳад ва наҷӯяд.

**Окиф**

Окиф шудан ҳамон эътикоф аст.

Р. К: эътикоф.

**Ишқ**

Муҳуббати муфрид аст ва дар ирфон дӯстии Ҳақро гӯянд бо вуҷуди талаби тамом. Аҳли маърифат тамоми ҳастӣ ва вуҷуди коинот ва ҳаракати афлокро зоидаи ишқ медонанд.

**Ид**

Ба маънои чашн ва рӯзи чашн аст. Дар истилоҳ чизе аст, ки аз таҷаллии ҷамол бар қалби солик оид шавад.

**Ғамза**

Ҳолатеро гӯянд, ки аз бар ҳам задан ва бозкушодани чашми дилрабоён падидор шавад. Ва дар истилоҳ бар ҳам задани чашм кинояаз адами илтифот ва кушодани чашм ишора ба мардумпарварӣ ва дилнавозӣ аст.

**Фиғон**

Дар луғат нола ва фарёд аст ва дар истилоҳ зоҳир сохтани аҳволи дарунӣ аст.

**Фақр**

Дар луғат ба маънои дарвешӣ ва нодорӣ аст ва дар истилоҳи урафо хулувви куллиро гӯянд аз ғайри Худо.

**Фикр (тафаккур)**

Дар забони урафо андеша кардан дар Худои Таоло аст, ба сабаби илтифот дар осори сунъи илоҳӣ.

**Фано**

Дар луғат нестӣ ва маҳв шудан аст ва дар истилоҳ фанои банда дар Ҳақ ба ин маъно аст, ки башарияти банда дар рубубияти Ҳақ маҳв ва фонӣ гардад.

**Файз**

Дар луғат ба маънои бисёри ва бахшиш аст ва дар истилоҳи аҳли маъно илқои чизе аст дар дил аз тариқи илҳом.

**Қоба қавсайн**

Дар луғат ба маънои фосилаи ду сари камон аст ва аз Қуръони Карим (Начм/9) гирифта шудааст. Дар истилоҳи аҳли ирфон ишора ба мақоми қурби илоҳӣ аст.

**Қабз**

Дар луғат ба маънои гирифтагӣ аст ва дар истилоҳи аҳли сулук ҳолате аст ногувор дар баробари баст. Ва натиҷаи ҳайбати ҷалол аст.

Р. К: баст.

**Қаду қомат**

Мурод имтидоди ҳазрати илоҳият, барзахи вуҷуб ва имкон аст.

**Қутб**

Мизон ва милоки чизе, шайх ё меҳтари қавм. Дар истилоҳ раҳбари бузурги аҳли тариқатро гӯянд.

**Қаландар**

Дар луғат бе муболот ва беқайд аст ва дар истилоҳи аҳли сулук касе аст, ки худро аз ҳар ду ҷаҳон озод карда дар таҷрид ва тафрид ба камол расидааст ва дар тахриби одот ва ибодот мекӯшад.

**Коса**

Киноя аз аз ҷоми маърифат ва соғари муҳаббат аст, ки соликони илаллоҳро аз бодаи ваҳдат сармаст гардонад.

**Комил**

Касе аст, ки аз худ фонӣ ва дар бақои Ҳақ боқӣ шуда бошад.

**Курсӣ**

Дар луғат мавзеи амру наҳйи Худо ва мулку тадбир ва қудрати Ӯст ва низ илми Ӯ. Ва дар истилоҳ олами таҷаллии сифоти хос аст.

**Карашма**

Дар луғат ноз ва ғамза ва ишора ба чашм аст ва дар истилоҳ таҷаллии ҷалолӣ аст.

**Кашф**

Дар луғат ба маънои парда баргирифтан ва бараҳна кардан аст ва дар истилоҳи урафо зуҳури он чӣ дар хифо бошад.

**Каъба**

Дар урф хонаи Худо дар Макка аст ва онон, ки иститоат доранд ба он ҷо меравананд. Дар истилоҳ мақоми васл ва низ илтифот ва таваҷҷӯҳи дилро ба Ҳақ Таоло гӯянд.

**Калисо**

Ибодатгоҳи масеҳиён. Дар истилоҳ калисо ва куништ киноя аз олами маъно аст.

**Канор**

Дар луғат оғӯш ва висолро гӯянд ва дар истилоҳи аҳли сулук дарёфти асрор ва давоми муроқабати онро гӯянд.

**Куништ**

Ибодатгоҳи яҳудиён аст ва дар истилоҳ мақоми зуҳурро гӯянд ва низ киноя аз олами маъно аст.

**Кӯҳ**

Р. К: ҷабал.

**Кӯи харобот**

Мурод мақоми фано ва бехудӣ аст.

**Кӯи майкада**

Р. К: кӯи харобот.

**Кимиё**

Дониши куҳане, ки имрӯза «шимӣ» - «химия» хонад мешавад. Гузаштагон гумон мекарданд, ки моддае кашф хоҳанд кард, ки дар тағйири моҳияти ҷисм муассир аст ва масалан мисро тилло хоҳанд кард. Ин моддаи хаёлӣ кимиё ном дошт. Дар истилоҳ киноя аз инсони комил аст.

**Кимиёи саодат**

Дар истилоҳи аҳли маъно таҳзиби ахлоқ аст ва  назкияи нафс.

**Гавҳар**

Ба маънои асл, нажод ва санги гаронбаҳост. Ва дар истилоҳ ҳақиқати инсон комил аст.

**Гӯй**

Ба маънои чизи гирд ва мудаввар аст ва дар истилоҳ маҷбурӣ ва маққурии солик аст, таҳти ҳукми тақдир.

**Гесӯ**

Дар истилоҳ риштае, ки дар тариқи талаб соликро ба Ҳақ мерасонад.

**Ло**

Яъне на, не. Ҷузъе аз калимаи таййибаи «Ло илоҳа иллаллоҳ» аст ва ишора аст ба нафйи ҳамаи аволими ғайри илоҳӣ, аз инният то ибодати асном.

**Лоҳут**

Оламе аст болотар аз ҳамаи оламҳо, ки ихтисос ба ҳазрати Ҳақ дорад. Дар истилоҳ лоҳут иборат аст аз ҳаёти сорӣ дар олами мумкинот ва раҳмати ҳамвора ҷорӣ ба сӯи ҳамаи оламҳои дигар.

**Лаб**

Дар истилоҳ ишора ба нафси раҳмонӣ аст, ки ба аъён ифозаи вуҷуд мекунад.

**Лайлат-ул-қадр**

Р. К: шаби қадр.

**Моҳрӯй**

Мазҳари таҷаллиёт, хоҳ дар ҳоли бехудӣ бошад ва хоҳ ҳушёрӣ.

**Муҷаррад**

Танҳо ва так афтода. Дар истилоҳ он касе аст, ки аз матои дунявӣ ва алоиқи ин ҷаҳонӣ бурида бошад, худро аз разоил пок карда барои сайри илаллоҳ муҳайё шуда бошад.

**Муҳосаба**

Дар луғат ба ҳисоби якдигар расидан аст ва дар ахлоқ ва ирфон марҳалае аст, ки пас аз тавба таҳаққуқ мепазирад ва расидагӣ ба аъмоли неку бади худ аст.

**Маҳбуб**

Мавриди муҳаббат ва дӯст доштанӣ. Ба таври мутлақ ҳазрати Ҳақро гӯянд.

**Меҳроб**

Дар луғат ҷои ҳарб ва мубориза аст ва ҷое аст дар масҷид, ки имоми ҷамоат барои намоз меистад. Дар истилоҳи урафо ҳар матлуб ва мақсуде, ки дили халқ ба он рӯй кунад, меҳроб номида мешавад.

**Меҳнат**

Дар луғат ба ранҷ афтодан аст ва дар истилоҳ аз лавозими сулук аст, ҳамроҳ бо сабр.

**Маҳв**

Дар луғат ба маънои зоил кардан ва нест гардонидан аст ва дар истилоҳ заволи авсофи одат аст.

**Мурод**

Касе ё чизе, ки мурид дар талаби ӯст ва дар истилоҳ касе аст, ки қуввати вилоят дар ӯ ба мартабаи такмили ноқисон расида бошад.

**Муроқабат**

Дар луғат пайваста мувозиб будан аст ва дар истилоҳ он аст, ки солик дил ва ҷонро аз корҳои нописанд ва паст барҳазар дорад ва муроқабат кунад.

**Муршид**

Иршод кунанда. Дар истилоҳ мазҳари ақлро «муршид» ва мазҳари нафсро «далел» гӯянд.

**Марва**

Маконе аст дар Макка дар наздикии «Сафо». Маросиме, ки байни Сафо ва Марва анҷом мегирад ва ба сурати «ҳарвала» аст, «саъй» ном дорад.

**Мурид**

Касе, ки матлаб ва мақсадеро ирода кардааст. Дар истилоҳи аҳли сулук мурид касе аст, ки аз иродаи хеш муҷаррад шуда ва аз ғайри Худо бурида бошад.

**Мужа**

Мӯи пилки чашм. Ишора ба найза ва пайкон ва тире аст, ки аз карашма ва ғамзаи маъшуқ ба синаи ошиқ расад ва дар истилоҳ ҳиҷоби солик дар вилоят аст.

**Маст**

Касе аст, ки сифоти дарунии хешро фурӯ мегирад ва дар сукри маърифат ғарқ мешавад.

**Мастӣ**

Дар истилоҳ фурӯ гирифтани ишқ сифоти дарунӣ ва беруниро гӯянд.

**Мушоҳада**

Дидан ва шуҳуд кардан аст ва дар истилоҳ шуҳуди таҷаллии зотро гӯянд.

**Муштоқ**

Касе, ки шавқ ба матлабе дорад ва дар он ҷиҳат ба ниҳояти ишқ ва шефтагӣ расидааст. Назди орифон касе аст, ки шавқи вофир ба лиқои Ҳақ дорад.

**Мишкот**

Зарфи булӯрине аст, ки дар он чароғ мениҳодаанд ва дар истилоҳ мурод аз он нафс аст.

**Мутриб**

Тарабсоз. Дар истилоҳ файзрасонро гӯянд.

**Маърифат**

Дар луғат ба маънои шинохт аст ва дар истилоҳи орифон шинохти Худованд аст ба нури ботин ва ба истимдоди Ҳақ.

**Маъшуқ**

Касе аст, ки ба ӯ ишқ меварзанд ва мурод аз маъшуқи ҳақиқӣ зоти Ҳақ Таоло аст.

**Муғон**

Пешвои зардуштиёнро «муғ» гӯянд, ки «муғон» ҷамъи он аст.

Р. К: пири муғон ва дайри муғон.

**Мақом**

Иборат аст аз манзилат ва мартабате, ки банда ба воситаи одоби хос ва таҳаммули сахтӣ ба он ноил мешавад, дар муқобили ҳол аст.

**Малакут**

Олами барзах ва мисол аст ва байни олами носут (мулк) ва ҷабарут воқеъ аст. Урафо аз он ба олами ғайб ва маъно таъбир кардаанд.

**Мӯй**

Дар истилоҳ мақсуд аз мӯй зоҳир кардани ҳувиятро гӯянд. Ва низ тариқи талаб аст ва ҳабл-ул-матини ориф.

**Май**

Шароб аст ва дар истилоҳ файзи илоҳӣ аст, ки шомили солик мешавад ва сукри маърифат аст, ки аҳли тарикро даст диҳад.

**Майхона**

Мақсуд аз майхона олами лоҳут ва низ ботини орифи комил аст, ки дар он шавқ ва завқ ва аворифи илоҳӣ бисёр бошад.

**Майкада**

Ҷое, ки дар он май нӯшанд. Дар истилоҳ мақоми муноҷотро гӯянд, ба тариқи муҳаббат.

**Ноз**

Дар истилоҳ нерӯ бахшидани маъшуқ аст ошиқонро дар ишқ ва муҳаббат. Ва низ илтифот ва посухи ниёзи соликро ноз гӯянд.

**Ноқус**

Занги дайр ва калисоҳоро гӯянд. Ва дар истилоҳ киноя аз тавба ва инобат ва зӯҳд ва ибодат аст.

**Нола**

Дар истилоҳи аҳли сулук муноҷотро гӯянд.

**Насим**

Боди мулоим аст ва дар истилоҳ он чӣ хабар аз inoяти Ҳақ диҳад.

**Назар**

Нигоҳ ва дидан аст. Ва дар истилоҳи аҳли маърифат илтифот ва таваҷҷӯҳ дар ҳақоиқи мавҷудот аст ва низ илтифоти илоҳӣ бар солики роҳи Ҳақ ва таваҷҷӯҳи банда ба Ҳақро ҳам гӯянд.

**Нафс**

Дар таърифи нафс гуфтаанд: Ҷавҳари муҷарраде аст, ки дар зот ба модда ниёз надорад, вале дар феъл ба модда ниёзманд аст. Урафо гуфтаанд: Нафс зиндони рӯҳ ва дунё зиндони нафс аст.

**Ниқоб**

Мавонееро гӯянд, ки маъшуқро аз ошиқ дур нигаҳ дорад ва низ садде аст дар сулук, ки соликонро падидор шавад.

**Нур**

Дар ирфон Ҳақ Таоло нури ҳақиқӣ ва мутлақ аст, ба ҳукми ояти муборакаи «Аллоҳу нур-ус-самовоти вал-арз...» (Сураи Нур/35).

**Нестӣ**

Дар забони урафо он аст, ки солик дар роҳи Ҳақ фонӣ шавад ва аз ҳастии хеш ҳеҷ набинад.

**Водии Айман**

Водие аст, ки дар он Мӯсо (а)-ро нидои Ҳақ расид. Ва дар истилоҳи соликон иборат аст аз тариқи тасфияи дил.

**Ваҷд**

Шодӣ ва нишот. Дар забони урафо иборат аст аз чизе, ки бидуни ҷаҳд ва кӯшиш бар қалб ворид шавад. Ва низ гӯянд: Барқҳои дурахшандае аст, ки ба суръат хомӯш шавад.

**Вуҷуд**

Вуҷуд ҳамон ҳастӣ аст. Вуҷудро ба дарёи маввоҷе ташбеҳ кардаанд, ки ҳар мавҷе аз он ба сурати мавҷуд ва нафси инсонӣ зуҳур кунад.

**Ваҷҳ**

Дар луғат рӯй ва чеҳра аст ва назди аҳли маърифат эътибори зот ва ҷиҳати файёзияти зоти Ҳақ аст.

**Ваҳдат**

Дар луғат ба маънои ягонагӣ ва яктоӣ аст ва дар истилоҳ мақсуд аз ваҳдати ҳақиқӣ вуҷуди Ҳақ аст. Ваҳдати вуҷуд яъне он ки вуҷуд воҳиди ҳақиқӣ аст ва вуҷуди ашё таҷаллии Ҳақ ба сурати ашё аст.

**Ватан**

Дар истилоҳ истиқрори банда аст дар ҳол ва мақоми хос.

**Вақт**

Вақт он аст, ки банда ба он аз гузашта ва оянда фориғ шавад. Чунон ки вориде аз Ҳақ бар дили вай пайвандад. Ва низ аҳволе монанди таваккул, таслим ва ризо аст, ки бар солик ворид мешавад.

**Вилоят**

Дар луғат ба маънои фармонравоӣ ва низ дӯстдорӣ аст. Ва дар истилоҳ қиёми банда барои Ҳақ дар ҳоли фанои аз худ аст ва ба таъбири дигар фанои банда дар Ҳақ ва бақои вай ба Ҳақ аст.

**Ҳиҷр**

Дар луғат дурӣ аст ва дар истилоҳ илтифоти зоҳирӣ ва ботинии солик аст ба ғайри Ҳақ. Ва низ ғайбат аз таҷаллиёти зотӣ.

**Ҳушёрӣ**

Дар истилоҳи аҳли сулук ва ирфон мақоми тавҳид ва истиқомати соликро гӯянд ва бо «саҳв» мутародиф аст.

**Ҳаво**

Дар луғат ба маънои орзу ва майли нафс аст ва дар истилоҳ гароиш ба майлҳои нафсонӣ ва рӯйгардонӣ аз рӯҳониёт ва рӯйовардан ба моддиёт аст.

**Ям**

Дар луғат ба маънои дарё аст ва дар истилоҳ ба маънои дарёи ҳастӣ аст, ки ҳамон раҳмати восиаи Ҳақ Таоло ба шумор меояд.

Р. К: баҳр, дарё.